*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*

Органи Кумитаи Марказии ИЛКҶ Тоҷикистон

# Ҷавонони Тоҷикистон

ЗНАК ПОЧЕТА

ГАЗЕТА АЗ 5 АПРЕЛИ СОЛИ 1930 НАШР МЕШАВАД

№№ 41—42 (8223—8224). ● ЧОРШАНБЕ, 4 АПРЕЛИ СОЛИ 1990. ● Нархаш 5 тин.

## НОМАИ ПРЕЗИДЕНТИ ИҶШС БА ШӮРОИ ОЛИИ ИҶШС

Пешниҳод мекунам, ки Шӯрои Олии ИҶШС чораҳои таъхирнопазири беҳтар кардани аҳволи занон, ҳифзи ҳуқуқи модару кӯдак, мустаҳкам намудани оиларо ба қадри имкон зуд муҳокима карда, қарор қабул намояд.

Ин на фақат масъалаи ҳаллаш бетаъхири иҷтимоию иқтисодист. Аз масъалаи муҳими ҳаёти ҷамъиятамон, ҳозираюояндаи он сухан меравад. Вазъияти кори соҳаҳои дигар ҳарчанд хуб набошад ҳам ғамхорӣ дар ҳаққи модару кӯдак бояд аз ҳама афзалтар бошад, ба онҳо эътибор яке аз ҷиҳатҳои муҳимтарини маданият, тамаддуни ҳар ҷамъият, пеш аз ҳама ҷамъияти сусиёлистӣ мебошад.

Ҳол он ки маҳз дар ҳамин бобат дар мамлакати мо вазъияти нагувор ба миён омадааст. Бори занон гарон аст. Ҳам дар истеҳсолот, ҳам дар рӯзгор, ташкили меҳнат, ҳифзи саломатӣ, хизмати иҷтимоию маишии онҳо чандон мулоҳиза нашудааст, ин ҳаёти занонро ҷиддӣ мураккаб гардонда, ба саломатии онҳо, вазъияти оила, тарбияи бачаҳо таъсир мерасонад. Тартиби ҳозираи кӯмаку имтиёзи давлат чандон бисёр оилаҳоро аз ҷиҳати моддӣ чандон беҳбуд намебахшад. Аҳволи оилаҳои серфарзанд, модарони якка, мураббиёни сағирхонаҳо ва муассисаҳои дигари махсуси бачаҳо бад аст.

Ҳозир барномаи муфассали давлати ҳифзи манфиатҳои модару кӯдак, мустаҳкам намудани оила тайёр карда мешавад. Ман амр кардам, ки таҳияи он тезонда шавад. Дар баробари ин мӯътақидам, ки аз худи ҳозир, бе таваққуф андешидани тадбирҳои аввалиндараҷаи беҳтар кардани аҳволи оилаҳои бағоят камтаъмин зарур ва имконпазир аст.

Пешниҳод мекунам, ки андоза, тартиб ва шартҳои ба бачаҳо додани ёрдампулии давлат идомати мураххаси ҳомила ва мурахxасӣ барои нигоҳубини кӯдак қатъиян аз нав дида баромада шавад.

Давлат бояд ба волидон шароити мусоид фароҳам орад, то ки ҳам барои меҳнати истеҳсолоти ҷамъиятӣ ва ҳам тарбияи бачаҳо имкон диҳад. Имконияти бештар муфассали ҷорӣ кардани ҷадвали зудбадали кор, рӯзи кори нопурра бояд ба тариқи қонунгузорӣ аз нав дида баромада шавад. Чунин ҳолатро низ ғайриодилона мешуморам, ки аз ин ҷиҳат қонуни ҳозира ҳуқуқи падарон, васиён, аъзоёни дигари оила, ки дар амалан кӯдакро тарбия менамоянд, маҳдуд мекунад.

Зарур медонам, ки бисёр нормаю қоидаҳои ташкили меҳнат ва дар муолиҷагоҳҳо ҷойгиронии занони ҳомила, модарон бояд аз нав дида баромада шаванд. Пешниҳод мекунам, ки барои фароҳам овардани шароити воқеии сабук кардани меҳнати занон, назардошти хусусиятҳои рӯҳию физиологӣ ва синну соли занон масъулияти роҳбарони шӯравӣ ва хоҷагӣ зиёд карда шавад. Дар муддати кӯтоҳтарин феҳристи касбу кори барои занону наврасон вазнину зараровар, меъёри кори вазнин аз нав дида баромада, истифодаи меҳнати шабонаи занон маҳдуд карда, нисбат ба заноне, ки кӯдакони хурдсол доранд, ин тадбир бе чуну чаро ба амал баровarда шавад. Бояд бетаъхир қарорҳое қабул карда шаванд, ки ҳифзи саломатии занони машғули кори зарарасонро таъмин кунанд.

Зарур мешуморам, ки барои сохтан ва ҷиҳозонидани муассисаҳои кӯдакон ва таваллудхона ва профилакторияҳо, аз роҳи воридот харидани таҷҳизоту дорую даво, хӯроки зарурии кӯдак зиёдтар валюта ҷудо карда шавад.

Татбиқи чораҳои пешниҳодгардида хароҷоти иловаи бисёрро талаб мекунад. Вале маблағи иҷрои ин мақсадро аз ҳисоби кам кардан ва хароҷоти оқилонаи давлат дарёфта кардан мумкин аст. Ҳамаи ин имкон медиҳад, ки аҳволи моддии миллионҳо оилаҳои кӯдаконашон хурдсол хеле беҳтар карда шавад. Аз ҳисоби захираҳои ҷумҳуриҳо, вилоятҳо, корхонаҳо низ бисёр корҳоро ба ҷо овардан мумкин аст. Дар ин бобат муҳим аст, ки проблемаҳо дарк ва ба ҳалли онҳо манфиатдорона муносибат карда шавад.

М. ГОРБАЧЁВ.

## МУРОҶИАТНОМАИ ПРЕЗИДЕНТИ ИҶШС БА ШӮРОИ ОЛИИ ҶШС ЛИТВА

Роҳбарияти ҳозираи Литва зуҳуроти ақли солимро ба назар намегирад, қарори Анҷумани сеюми ғайринавбатии депутатҳои халқи ИҶШС-ро муттасил рад менамояд, аз ҷониби худ амале содир менамояд, ки мухолифи Конституцияи ИҶШС аст ва барои тамоми иттиҳод хусусияти дағдағаю таҳқиромез доранд.

Бори дигар изҳор карданиям, ки ин роҳи ҳалокатовар буда, ба кӯчаи сарбаста мебараду халос.

Депутатҳои Шӯрои Олии ҶШС Литваро даъват мекунам, ки ин ҳақиқат, масъулияти таърихии худро барои манфиатҳои халқи Литва — мардуми литвонӣ ва халқҳои ғайрилитвонӣ, амнияту хайрияти онҳо, барои тақдири демократия дар тамоми мамлакатамон ва мӯътадили вазъияти ҷаҳон дарк кунанд.

Пешниҳод менамоям, ки дар сессияи Шӯрои Олии ҶШС Литва ҳуҷҷатҳои ғайриқонунии қабулкардашуда зуд бекор карда шаванд. Ин гуна иқдом барои дар асоси ягонаи мақбул — аз рӯи Конституцияи ИҶШС муҳокима кардани маҷмӯи масъалаҳои ба миёномада имконият фароҳам меоварад.

М. ГОРБАЧЁВ.

## Муроҷиатномаи Президенти ИҶШС ба халқи ҶШС Литва

Гражданинҳои мӯҳтарами ҶШС Литва!

Ман дар лаҳзаи барои мамлакат душвор ба шумоён муроҷиат мекунам. Қарорҳои Шӯрои Олии ҶШС Литва аз 11 марти соли равон ҳамаи моро дучори вартаи ноилоҷӣ гардониданд. Кӯшиши роҳбарияти ҳозираи Литва барои дар як лаҳза аз Иттиҳоди Шӯравӣ кандани алоқаи ҷумҳурӣ, тактикаи хостаи онҳо барои кирдорҳои яктарафаю қатъӣ ҳаёти мӯътадил ва амнияти тамоми халқи ҷумҳурӣ — мардуми Литва халқҳои ғайрилитвониро дучори хатар гардонда, дар мамлакат ташвиши калонро ба миён меоваранд.

Оё дуруст аст, ки ислоҳи Конституция, коре, ки тақдири ҷумҳурӣ, халқи онро муайян менамояд, ба манфиатҳои тамоми мамлакат дахл мекунад, бо як ҷаҳиш, бемаслиҳату муҳокима, дар муддати як шаб ба ҷо оварда мешавад?

Анҷумани III депутатҳои халқи ИҶШС Шӯрои Олии ҷумҳуриро даъват кард, ки аз баҳри сиёсати бемаънӣ бароянд. Роҳбарияти Литва ба даъвати ақли солим бо қабули қарорҳои бемасъулияту ғайриқонунӣ ҷавоб дод. Ин ҶШС Литваро ба ҷамоҳири дигари иттиҳод, умуман Иттиҳоди Шӯравӣ муқобил гузошта, робитаи таърихан ба миёномада ва ҳамкории байни халқҳоямонро барҳам мезанад.

Амалиёте, ки дар Литва пеш гирифтаанд, ягон асоси мантиқӣ надорад. Кирдор маҳз вақте содир карда мешавад, ки мо дар асоси ҳақиқатан демократӣ ба ҳалли масъалаҳои асосии Федератсияи Шӯравӣ шурӯъ кардем.

Сиёсати мо чӣ гуна аст? Он аз мӯътақидии сиёсӣ ба ғояҳо тараққиёти озодонаю ба худ хоси тамоми халқҳои мамлакатамон, эҳтироми ҳуқуқҳои қонунии онҳо барои худмуайянкунӣ ва соҳибихтиёрӣ иборат аст. Ин ба халқи Литва низ комилан мансуб мебошад.

Ҳозир шумоёнро бовар кунонданӣ мешаванд, ки соҳибихтиёрии ҳақиқӣ дар ҳайати ИҶШС, аз он ҷудо нашуда имконнопазир аст. Дар баробари ин аз рӯи кина аламҳои пештараро тоза карда, ҷиҳатҳои тираи ҳаёти муштаракро боз ба хотир меоваранд. Ҳол он, ки дар гузаштаи мо бисёр корҳое ҳастанд, ки мо ҳар кадомамон онро аз худ дур ва рад менамоем. Ин на фақат нисбат ба халқи Литва аз рӯи адолат аст. Вале, ҳеҷ кас сиёсати бозсозиро маломат карда наметавонад, ки ҳозир ягон халқи мамлакатамон дидаю дониста ё худ қасдан болобардор ё таҳқир карда мешуда бошад.

Мо солҳои бисёр дар як манзил мезистем. Магар ин замон танҳо сазовори таҳқир аст? Магар адабиёт, назм, театр, кино, мусиқӣ, меъморӣ, маориф, варзиши Литва дар маданияти рангоранги шӯравӣ бетаровату нопадид гаштаанд? Оё саноату кишоварзии шумо бе меҳнати якҷоя, бе ёрии бародаронаи ҷамоҳири дигар инкишоф ёфтанд? Магар дар лаҳзаҳои душвор худи Литва ба халқҳои дигар дасти дӯстӣ дароз накардааст? Оё Конституцияи ИҶШС бо афкори гражданинҳои Литва мукаммал нагаштааст, ки Литва онро чун ҷумҳурӣ комилҳуқуқ солҳои сол виҷдонан беқилу қол риоя мекард?

Сарварони ҳозираи Литва шумоёнро бовар кунонданӣ мешаванд, ки кирдорҳои ҷудоихоҳонаи онҳо ба равобити дигари иқтисодӣ, илмию техникӣ ва робитаҳои дигар бо ҷамоҳири дигари ИҶШС таъсир намерасонанд. Вале, ҳаргиз интавр нест. Зеро ҳамаи ин робитаҳо дар муҳити мусоиди эътимоду ёрии ҳамдигарӣ вале на дар вазъияти муқовимату талаботи қатъӣ, муносибати беэҳтиромӣ ба ҳамдигар ва низои байни миллатҳо мӯътадил инкишоф ёфта, самарабахшида метавонанд.

Беэътиноии намоишкорона ба Конституцияи ИҶШС, дағдаға ба қонунҳои шӯравӣ, саркашӣ кардан аз иҷрои ӯҳдадориҳои иттиҳодӣ дар сар то сари мамлакат қаҳру ғазаби одилонаро ба миён меоваранд. Президенти ИҶШС, Шӯрои Олии ИҶШС, ҳукумати ИҶШС мактубу телеграммаҳои сершумор мегиранд, дар онҳо аз воқеаҳои Литва ташвиши сахту изтироб зоҳир карда мешаванд. Мардум талаб доранд, ки Конституцияи ИҶШС ҳимоя намуда, иттиҳод аз зараре, ки кирдорҳои сепаратистон мерасонанд, эмин гардонда шавад. Пешниҳод карда мешавад, ки чораҳои самарабахши иқтисодӣ, сиёсӣ ва маъмурӣ ба кор бурда шаванд. Дар Белоруссияю вилояти Калининград дар бораи он масъала мегузоранд, ки заминe, ки баъди ба ҳайати ИҶШС дохил гардидан ба Литва дода шуда буд, баргардонда шавад.

Умуман, вазъияти ҳам худи ҷумҳурӣ ва ҳам атрофи он хусусияти фоҷиавӣ пайдо кардааст. Ва агар ҳозир даъвати ақлу хирад гӯш дода нашавад, воқеаҳо барои ҳамаи мо оқибати гарон хоҳад дошт. Мо бояд яктану муттаҳид бошем, то ки ба ин роҳ надиҳем.

Ман ба Шӯрои Олии ҶШС Литва муроҷиат намуда пешниҳод кардам, ки ҳуҷҷатҳои ғайриқонуниро зуд бекор кунад. Ин гуна иқдом барои дар асоси ягонаи мақбул — аз рӯи Конституцияи ИҶШС муҳокима кардани ҳамаи масъалаҳои ба миёномада имконият фароҳам меоварад.

Умедворам, ки муроҷиати маро гражданинҳои ҶШС Литва дастгирӣ мекунанд.

М. ГОРБАЧЁВ.

# Ҳисоботи КМ ИЛКҶУ ба Анҷумани XXI комсомол

Имрӯз Ҳисоботи КМ ба Анҷумани XXI комсомол, ки онро пленуми X КМ ... — баҳри пешгирии бекур... ЭҶОДИЁТИ ИЛМӢ — ... экология» мебошад, ки бо ва тараққии Шарқи Дур ва ...

# Ҳисоботи КМ ИЛКҶУ ба Анҷумани XXI комсомол

*Имрӯз Ҳисоботи КМ ба Анҷумани XXI комсомол, ки онро пленуми X КМ* ИЛКҶУ тасдиқ кардааст, нашр мегардад. Ин барои бо ахбор дар бораи фаъолияти КМ оиди иҷрои қарорҳои Анҷумани XX ИЛКҶУ пештар ошно шудан имконият медиҳад. Пленум баёнияи маърӯзаи сиёсиро дар анҷуман ба ӯҳдаи котиби аввали КМ ИЛКҶУ В. Мироненко гузошт.

## I.

Анҷумани XXI ИЛКҶУ фавқулодда ба ҳисоб меравад, гарчанде дар қарори оиди даъвати он чунин нуқта ба чашм намехурад. Равиши инкишофи комсомол дар се соли охири баъди анҷумани XX, минбаъд тезутунд шудани вазъи сиёсӣ дар ҷомеа, болоравии номӯътадилии иқтисодиёт ва шиддатнокии иҷтимоӣ ба он тобиши фавқулоддагӣ медиҳад.

### ИХТИЛОФОТИ НАВСОЗӢ

Ҳам дар апрели соли 1985 ва ҳам дар апрели соли 1987 — дар анҷумани ИЛКҶУ мо гумон доштем, ки мундариҷаи бозсозӣ танҳо аз ислоҳи баъзе каҷравиҳои ҷомеаи сусиёлистӣ иборат мебошад. Аммо ҳаёт нишон дод, ки ҷомеа на ба ислоҳоти ҷузъӣ, балки ба дигаргунии куллии асос — аз пойдевори иқтисодӣ сар карда то болосохти сиёсӣ эҳтиёҷ дорад.

Шароити гузариш ба усулҳои нави иқтисодӣ, инкишофи демократия ва ошкорбаёнӣ барои ба шоҳроҳи сусиёлизми демократию инсондӯстона баромадани кишвар шароит фароҳам меорад. Таҷзияи системаи маъмурию фармонфармоӣ, ҷустуҷӯи роҳҳои навсозии федератсияи шӯравӣ, шаклгирии вазифаҳои сиёсӣ, идеологӣ ва ахлоқии нав идома дорад. Комилҳуқуқии шӯроҳо, шаклҳои гуногуни моликият амалӣ мегарданд, ҳаракати кооперативӣ қувват мегирад, замин соҳиби аслии худро меёбад.

Ҳодисаи намоёни сиёсии сесолаи охир поляризатсияи нерӯҳои иҷтимоӣ мебошад. На танҳо элементҳои консервативӣ, инчунин унсурҳое, ки мақсадашон аз вазъияти душвори мавҷуда истифода кардан ва дар мафкураи ҷамъиятӣ кайфиятҳои барои сусиёлизм бегонаро ҷой сохтан аст, рӯи об мебароянд.

Номӯътадилии ҷамъиятӣ, бӯҳрони системаи иҷтимоӣ, **барҳамхӯрии қолабҳо дар доираи ҷавонон бетаъсир намемонад.**

Барои аксарияти ҷавонони заҳматкаш ислоҳоти иқтисодӣ алҳол натиҷаҳои мусбӣ надодаанд. Сатҳи зиндагии он паст мегардад. Истисмори ҷавонон дар соҳаи меҳнат ва матлубот боқӣ мондааст. Масалан, моҳонаи миёнаи коргар ва корманди ҷавон ҳамагӣ 120—140 сӯмро ташкил медиҳад. Қариб 2,5 миллион оилаҳои ҷавон дар навбати хонагирӣ истодаанд ва дарояндаи наздик соҳиби хона шудани онҳо гумон аст. Сатҳи таъминоти моддии аксарияти донишҷӯён аз ҳисоби миёнаи зист паст аст.

Аз ҷумлаи 7 миллион нафар бекорони кишвар бештар аз нисфро ҷавонону духтарон ташкил медиҳанд. Дар миёни ҷавонон худбинӣ, беҳавсалагии иҷтимоӣ ва навъҳои гуногуни кирдорҳои ношоиста меафзоянд. Ҳар сол қариб 1 миллион ҷинояту қонуншиканӣ рух медиҳад, ки дар онҳо бештар аз 3 миллион нафар ҷавонону духтарон иштирок мекунанд. Дар кишвар қариб 130 ҳазор нафар нашъамандон ба қайд гирифта шудаанд, ки аксарияти онҳоро ҷавонон ташкил медиҳанд.

Барои қисмати калони ҷавонон ин кори рӯзгори гузашта, нобоварӣ ба қудрати структураҳои расмӣ, аз ҷумла ба комсомол дар амалӣ намудани бозсозӣ дар ҷомеа ҳодисаи муқаррарӣ шудааст.

Барбодравии афсонаи хушбахтии бачагонаю наврасона дар давраи сусиёлизм ба ҷавонон таъсири худро мерасонад ва боварии онҳоро мекоҳонад. Мувофиқи маълумоти социологҳо танҳо 40 фоизи ҷавонон ояндаи кишварро дар сусиёлизми анъанавӣ мебинанд. Аксарият бошанд тарафдори на сусиёлизму капитализм, балки ким-чи хел сохти ҷамъиятие ҳаванд, ки ҳоло нақшааш дар мафкураи омма шакл нагирифтааст.

### ФАЪОЛИЯТ — ТАЛАБИ ДАВР

Кӯшиши КМ ИЛКҶУ дар давраи ҳисобот ба самтҳои зерин равона шуда буд:

— иштирок дар дигаргуниҳои иқтисодӣ, сиёсӣ ва иҷтимоии кишвар;

— ташаккули механизмҳои нави демократӣ, структураҳои сиёсӣ, мусолиҳаи миллӣ (қабл аз ҳама дар дараҷаи ҷавонон);

— ҳимояи ҳуқуқ ва манфиати ҷавонон дар соҳаҳои гуногуни ҳаёти иҷтимоӣ — иқтисодӣ, сиёсӣ ва маданӣ;

— коркарди асосҳои сиёсати муосири ҷавонон, дар системаи органҳои қонунбарор ва иҷроияи ҳукумат эҷоди комитетҳо ва управленияҳо, ки ба танзими ин сиёсат дар доираи умумидавлатӣ мубориза мебаранд.

Мавқеи принсипиалии ИЛКҶУ дар масъалаҳои асосии сиёсати муосир дар наказҳои ба депутатҳои халқи ИҶШС-и аз комсомол интихобшуда, Изҳороти программавии дар Пленуми IX КМ ИЛКҶУ қабулшуда, дар як қатор қарорҳои Бюрои КМ, дар баромадҳои аъзоёни органҳои интихоботии марказӣ, дар саҳифаҳои рӯзномаи «Комсомольская правда» ва дигар нашриёҳои комсомолӣ дарҷ ёфтаанд.

**КМ ИЛКҶУ:**

**— баҳри ҳокимияти пурраи шӯроҳо;**

**— баҳри шаклҳои гуногуни моликият, ки имконияти истисмори одам аз тарафи одам ва истисмори одам аз ҷониби давлатро аз байн мебарад;**

**— баҳри инкишофи ҳисоби хоҷагии минтақавӣ ва худидоракунии маҳаллӣ;**

**— баҳри пешгирии [illegible]шавии пул ва сиёсати [illegible]тиционии ба манфиати одамон нигаронидашуда;**

**— баҳри инкишофи вазифаҳои асосии соҳаҳои иҷтимоӣ, кам кардани хароҷоти низомӣ;**

**— баҳри ҳарчӣ зудтар қабул шудани қонунҳо дар бораи ташкилотҳои ҷамъиятӣ, матбуот, озодии виҷдон ва дигар қарорҳои ҳукуматӣ, ки ҳокимияти ҳақиқӣ ва табадуллоти афкорро ифода мекунад, баромад кард.**

## II.

**Баромадани ташкилотҳои комсомолӣ ба сафи пеши мубориза баҳри навсозии қатъии иҷтимоию иқтисодӣ, иштироки фаъолона дар муносибатҳои ҷамъиятӣ, тавҷҷӯҳ ба эҳтиёҷ ва манфиати ҷавонии мушаххасро анҷумани XX ИЛКҶУ самти асосии бозсозии иттифоқи ҷавонон ҳисобид.**

### ДАР БОРАИ ФАЪОЛИЯТИ ИҚТИСОДИИ ИЛКҶУ

Қарорҳои анҷуманро иҷро намуда, пленуми II КМ ИЛКҶУ чораҳоро оиди навсозии фаъолияти иқтисодии ташкилотҳои комсомолӣ муайян намуд. Ин яке аз воситаҳои ҳалли проблемаҳои тезутунди иҷтимоии ҷавонон, иштироки комсомол дар инкишофи иқтисодиёт, дар шароити шаклгирии системаи сифатан нави хоҷагии сусиёлистӣ, омодасозии ҷавонону духтарон ба меҳнату зиндагӣ ба ҳисоб меравад.

Асоси меъёрию ҳуқуқии фаъолияти иқтисодии ИЛКҶУ қарорҳои ҳукумат «Дар бораи васеъ кардани фаъолияти иқтисодии хориҷии ИЛКҶУ» ва «Дар бораи ҳамдастӣ дар фаъолияти хоҷагидории ИЛКҶУ» шуданд.

### СТРУКТУРАҲОИ НАВИ ХОҶАГӢ

Дар назди кумитаҳои комсомол бештар аз 4 ҳазор ташкилотҳои хоҷагидорӣ, ки ҳисоби умумии истеҳсолот ва худхизматрасонӣ бештар аз 2 миллиард сӯмро ташкил медиҳад, фаъолият мекунанд. Баҳри танзими фаъолияти онҳо ва расондани кӯмаки амалӣ дар системаи ИЛКҶУ банки тиҷоратии ҷавонон, иттиҳодияи иқтисодии хориҷии «ЮНЭКС», маркази танзимгару методӣ эҷод шудаанд.

Ҷамъияти акционерии «Инкишоф» — оиди истеҳсоли бозиҳои муосир барои бачаҳо таъсис ёфтааст. Иттиҳодияи байниминтақавии тиҷоратии «Молодежная мода» (Ленинград, Саратов) барои ҷавонон либоси хушдӯхт истеҳсол менамоянд. МЭҲ-ҳои инфиродӣ, ки дар муассисаҳои ҷавонони Чебоксару Смоленск истеҳсол шудаанд, ба фурӯш баромаданд.

### КОМСОМОЛ ВА КООПЕРАЦИЯ

КМ ИЛКҶУ ҳаракати кооперативиро дар кишвар дастгирӣ мекард. Имрӯз бештар аз 17 ҳазор кооперативҳои хонандагону донишҷӯён ва ҷавонон, ки қариб миллион нафар ҷавонону духтаронро муттаҳид сохтааст, мавҷуданд. Якҷоя бо Комитети давлатии маорифи ИҶШС концепцияи инкишофи кооперацияи хонандагон кор карда шудааст. Ассоциацияи кооперативҳои хонандагон таъсис ёфтааст.

### ОТРЯДҲОИ ДОНИШҶӮЁН

Дар тӯли се сол отрядҳои донишҷӯён дар ҳаҷми 2 миллион сӯмина корҳоро ба ҷо оварданд.

Даст кашидан аз усулҳои сохти маъмурӣ, шаклҳои муносибати донишҷӯёну хонандагон ба меҳнат, эҳёи принсипи ихтиёрӣ — чунинанд самтҳои асосии дигаргунӣ. Низомнома дар бораи отрядҳои умумииттифоқии донишҷӯён омода гардидааст, қарорҳои кӯҳнашуда бекор шудааст. Вазифаҳои штаби марказии ОД КМ ИЛКҶУ тағйир ёфтааст. Вай ба органи танзимгару методӣ табдил гардидааст.

### МАНЗИЛ БАРОИ ҶАВОНОН

Бештар аз 35 ҳазор оилаҳои ҷавонон дар Комплекси манзили ҷавонон соҳиби хона шуданд. Дар айни замон 700 КМҶ (арзиши сметавиаш 12 миллиард сӯм) фаъолият доранд. КМ ИЛКҶУ ба ҳамкории Комитети агросаноатии минтақаи ғайрисиёҳзамини РСФСР программаи сохтмони КМҶ деҳотро барои солҳои 1989—1995 дар 69 хоҷагии аз ҷиҳати иқтисодӣ суст омода ва амалӣ намудааст. Ба нақшагирӣ ё сохтмони 120 КМҶ деҳот идома дорад.

Аз соли 1987 Маркази умумииттифоқии КМҶ-и назди КМ ИЛКҶУ фаъолият мекунад, ки вазифаи асосии он расонидани кӯмаки амалӣ ба комитетҳои ташкилӣ ва марказҳои ҳисоби хоҷагии минтақавӣ мебошад. Ассоциацияи коллективҳои КМҶ-и таҷрибавӣ эҷод шудааст.

Ҳарчанд ҳаракати КМҶ дар таъмини ҷавонон бо манзил дигаргунии куллӣ надароварда бошад ҳам, дар дили даҳҳо ҳазор ҷавонон умедеро бедор намуд. Онҳо боварӣ ҳосил намуданд, ки бо қувваю маҳорати худ ва бо кӯмаки ташкилоти комсомолӣ проблемаҳои рӯзмарраи худро ҳал карда метавонанд.

### ЭҶОДИЁТИ ИЛМӢ — ТЕХНИКИИ ҶАВОНОН

Механизми ташкилӣ — иқтисодии системаи ҷамъиятию давлатии ЭИТҶ таъсис карда шуд. Ташкили 600 маркази ЭИТҶ ба тараққии ташаббуси эҷодкоронаи ҷавонон мусоидат намуд. Ҳаҷми умумии корҳои иҷрошуда дар солҳои 1987 — 1989 700 миллион сӯмро ташкил дод. 600 ҳазор нафар ҷавонон фориғ аз вақти корӣ ихтиёран дар ҳайати коллективҳои эҷодӣ кор карданд. Аз хизмати системаи ЭИТҶ корхонаҳои саноатӣ, институтҳои илмӣ-техникӣ (ИИТ) ва Бюрои конструкторӣ (БК), кооперативҳо, ширкатҳои хориҷӣ истифода мебаранд.

Дар ҷумҳуриҳо, кишвару вилоятҳо Шӯроҳои координационии ЭИТҶ амал мекунанд, системаи тайёр кардан ва азнавтайёркунии ташкилотчиёни эҷодиёти илмӣ-техникии ҷавонон ҷорӣ шуда истодааст. КМ ИЛКҶУ ва Шӯрои Умумииттифоқии координационӣ маҷаллаи «НТММ Умелец»-ро нашр кард.

Ба хазинаи шӯроҳои минтақавии ЭИТҶ беш аз 100 миллион сӯм ворид шуд, ки онро навоварон ба даст овардаанд. Ин маблағ барои фаъолияти техникони ҷавон, клубҳои компютерӣ, гузаронидани намоишҳо сарф мешаванд.

**КМ ИЛКҶУ як қатор ташаббусро дар соҳаи фаъолияти интеллектуалии ҷавонон дастгирӣ намуда, ташаббускори ташкили барномаи ҷустуҷӯи ҷавонони бомаҳорат буд.** Нахустин нишонаҳои ин иқдомот ташкили ҷамъияти умумииттифоқии илмӣ-таълимии аэрокамосӣ барои ҷавонон «Союз», маркази эҷодиёти компютерии «Юность», хазинаи «Интеллекти асри XXI», лоиҳаи муштараки шӯравӣ-америкоии мактаббачагон «Бачаҳо — эҷодкорони асри XX1» мебошанд.

### КОМСОМОЛ ВА ЭҲЁИ ДЕҲОТ

Бо ташаббуси КМ ИЛКҶУ қарори Шӯрои Вазирони ИҶШС «Дар бораи имтиёзҳои иловагии шахсони ба деҳот кӯчида ва чораҳо оид ба такмили таҷрибаи даъвати ҷавонон ба деҳот» қабул шуд, ки он ба ташкили механизми нави иқтисодию ҳуқуқии ҷавонони ба деҳот кӯчида мусоидат намуд.

Бо ташаббуси КМ ИЛКҶУ ва рӯзномаи «Комсомольская правда» иқдоми **«Барои истиқомат деҳаро интихоб мекунам»** қабул шуд. Дар колхозу совхозҳо беш аз 30 ҳазор нафар соҳиби кор шуданд. Системаи **автоматикунонидаи «Ҷустуҷӯ» ташкил карда шуд, ки барои бо кор таъминкунии ҷавонон нигаронида шудааст.**

КМ ИЛКҶУ ва Центрсоюзи ИҶШС дар солҳои 1989 **— 1990 озмуни Умумииттифоқӣ барои беҳтарин ҳавлии деҳқонҷавононро эълон карда буд.** КМ ИЛКҶУ шарики ташкилӣ **ассосиацияи «Агро-**[illegible]» мебошад, ки бо мақсади тоза нигоҳ доштани маҳсулоти кишоварзӣ ташкил шудааст. **Ассосиацияи муассисаҳои ҳисоби хоҷагии ҷавонон, кооперативҳои минтақаи ғайрисиёҳзамини РСФСР «Молодая Россия»,** фаъолияти муассисаҳо — саҳмчиёни эҳёи деҳаҳои дурдаст, иҷрои барномаҳои мухталифи ҷавонон, тараққии ҳунарҳои халқиро танзим мекунанд. Аз соли 1990 **маҷаллаи ҷамъиятӣ-сиёсӣ, илмӣ-оммавии «Нечерноземье» барои ҷавонон** нашр шуда истодааст.

Ҷорӣ намудани иҷора, тараққии муносибати моликият ба замин аз комсомол шаклҳои нави ҳалли масъалаҳо, иштироки фаъолонаро дар фаъолияти Иттифоқи иҷоракорон, Ассосиацияи хоҷагии деҳқонӣ ва кооперативҳои Руссияро талаб мекунад.

### БАШЕФИГИРИИ СОХТМОНҲОИ ЗАРБДОР: ШАКЛИ НАВ

КМ ИЛКҶУ аз тарзи қолабии ин тарзи кор, ки меъёри асосӣ миқдори фиристодагон ба сохтмонҳои зарбдори комсомолӣ буд, даст кашид. Системаи ташкили даъвати ҷамъиятии ҷавонон ба шакли нав: ихтиёрӣ, дар асоси шартномавӣ-ҳуқуқӣ гузаронида шуд. Низомномаи нави сохтмонҳои Умумииттифоқии зарбдори комсомолӣ қабул шуд. Ҳисоби онҳо аз 65 ба 3-то расонда шуд. Мақоми сохтмони зарбдори Умумииттифоқиро танҳо **комплекси истеҳсолии минтақавии Сибири Ғарбӣ, минтақаи ғайрисиёҳзамини РСФСР ва БАМ соҳибанду халос.** Онҳо ба иттиҳодияҳои истеҳсолӣ-хоҷагӣ табдил дода шудаанд.

КМ ИЛКҶУ ба як қатор комитетҳои комсомолӣ, депутатҳои халқи ИҶШС дар хусуси дар амал ҷорӣ намудани нақшаҳояшон оид ба тараққии пудрати минтақавӣ, ташкили Маркази азхудкунӣ ва тараққии Шарқи Дур [illegible] минтақаҳои БАМ ёрӣ мерасонад.

### БАРОИ СИЁСАТИ ДАВЛАТИИ ҶАВОНОН

Зарурати ба миён омадани қабули қонун дар бораи сиёсати давлатии ҷавонон аз ҷиҳати иҷтимоию иқтисодӣ танқисӣ кашидани ҷавонон мебошад. **Ба Шӯрои Олии ИҶШС маърӯзаи «Дар бораи вазъияти ҷавонон дар ҷамъият» пешниҳод** шудааст. Дар Пленуми VII КМ ИЛКҶУ, дар ташкилотҳои комсомолӣ ва якҷоя дар Кумитаи кор бо ҷавонон муҳокима шуда **лоиҳаи қонун «Дар бораи сиёсати ибтидоии давлатии ҷавонон» ба Шӯрои Олии ИҶШС пешниҳод шудааст.**

Дар роҳи ҷорӣ намудани асосҳои ташкилии сиёсати давлатии ҷавонон ба ташаббуси КМ ИЛКҶУ ташкил намудани Кумитаи кор бо ҷавонони Шӯрои Олии ИҶШС, инчунин дар органҳои ҳукумат (Шӯрои Вазирони ИҶШС, Кумитаи оид ба меҳнати ИҶШС ва ғайра) мебошад.

Ташкили асосҳои ҳуқуқии сиёсати давлатии ҷавонон дар роҳи ҳалли масъалаҳои иҷтимоию иқтисодӣ қадами боҷуръатест. **Бо иштироки бевоситаи КМ ИЛКҶУ шартҳои суғуртаи давлатӣ тағйир дода шудааст, кӯмакпулӣ ба онлаҳои ҷавон ва модарони танҳо ҷорӣ карда шуда, ба корхонаву муассисаҳо ҳуқуқи ёрӣ додан ба онлаҳои ҷавон, ташкили хазинаи ҷавонон дода шудааст. ВЦСПС ва Кумитаи оид ба меҳнати ИҶШС бо пешниҳодоти ИЛКҶУ пешниҳодотро оид ба иштироки комитетҳои комсомолӣ дар коркард ва дар амал ҷорӣ намудани шартномаҳои коллективӣ қабул намуд, ки ба беҳшавии вазъи ҷавонон мусоидат мекунад.**

## III.

Роҳи пешакардан Анҷумани XX ИЛКҶУ ба демократикунонӣ, шикасти марказияти бюрократӣ, барқарор намудани алоқаи гусаста бо ҷавонон натиҷаҳои аввалин доданд. Аммо дигаргуниҳое, ки дар иттифоқи ҷавонони сурат мегиранд, аз пешравии ҷамъият қафо мемонад, на ҳама вақт мақсади комсомолиро ба ҷо меорад.

### ТАШКИЛОТИ ИБТИДОӢ — ДАР МАДДИ АВВАЛ

Такя кардан ба ташкилоти ибтидоӣ ва ниёзҳои онҳо, дур шудан аз дастурҳои роҳбарикунанда додани ҳуқуқ барои интихоби мустақилонаи шаклҳои кор баъди съезд баҳри азнавшавии комсомол мусоидат намуд.

Пленуми III КМ интихоби альтернативии котибони комитетҳо ва Бюрои ИЛКҶУ-ро дастгирӣ намуд. Таҷрибаи кофтукови ҳаматарафаи шахси пешбаришаванда пеш аз ба кор шурӯъ намудан пурра барҳам хӯрд. Ташкилотҳои ибтидоӣ ҳуқуқ пайдо карданд, ки масъалаи ба сафи комсомол қабул шудан, мӯҳлати дар он монданро мустақилона ҳал кунанд. Коргузорӣ ва корҳои ҳисобии аъзоёни ИЛКҶУ мухтасар карда шуданд.

Норозӣ будани аъзоёни комсомолро аз органҳои интихобии худ ба инобат гирифта КМ ИЛКҶУ дар 7 ташкилоти комсомолии ҷумҳурӣ, 45 кишварию вилоятӣ шакли таҷрибавии корро ба роҳ монд. Ин шакли кор ба он мусоидат намуд, ки ба таври демократӣ кормандони комсомолӣ интихоб шуданд, дар ҳайатҳои комитетҳои комсомолӣ шахсони кордону арзанда, ташаббускор ва ба тақдири иттифоқи худ бепарво набуда қабул шуданд.

Дар як қатор минтақаҳои мамлакат ба ташкили ташкилотҳои ибтидоӣ ба таври нав амал мекунанд, аъзоёни комсомолро [illegible] ҳисоб мегиранд. Ҳамаи [illegible] ба он мусоидат намуд, ки пешниҳо[illegible]ҳои нави ИЛКҶУ баён шуданд.

Ташкилотҳои комсомолӣ имрӯз дар муайян намудани самтҳои фаъолияти худ, шаклҳои ҷорӣ намудани онҳо мустақиланд. Дар айни замон тағйироти мусбӣ дар ташкилотҳои ибтидоӣ бисёр суст ба амал меоянд.

### ДАР БОРАИ ҲАЙАТИ ИЛКҶУ

Дар шароити азнав дида баромадани федератсияи Шӯравӣ, вусъат ёфтани майли марказгурезӣ, аз ҷумла дар комсомол низ, КМ ИЛКҶУ дар пленумҳои охирини худ ба фаҳмиши нави ҳайати худ ва принсипҳои сохти иттифоқ, таҳлили вазъият дар он дахолат намуд.

Анҷумани XXII комсомоли Литва дар хусуси **тағйир додани ИЛКҶ ба ташкилоти мустақил — Иттифоқи Коммунистии Ҷавонони Литваро эълон кард.** Аъзоёни ИЛКҶУ, ки ба ин қарор зид буданд, ба ташкилоте муттаҳид шуданд, ки ба ҳайати ИЛКҶУ дохил аст. Вазъияти баамаломада мавзӯи муҳими дар ду пленуми КМ ИЛКҶУ гашт. Анҷумани ИЛКҶ Эстония мустақилияти ташкилотро эълон кард, давраи гузаришро то 1-уми марти соли 1990 **муайян намуд. Баъди ба поён расидани давраи гузариш фаъолияти ИЛКҶ Эстония, ки дар асоси Оинномаи кунунии ИЛКҶУ таъсис ёфтааст,** қарор қабул шуд, ки ба итмомрасида ҳисоб карда шавад. Ташкилотҳои нави ҷавонон таъсис шудаанд: Иттиҳоди ҷавонони Эстония ва Хазинаи ҷавонони Эстония. Ғайр аз ин конференсияи ҷумҳурӣ чунин қарор қабул кард, ки фаъолияти ИЛКҶЭ дар асоси Оинномаи ва Барномаи нав давом дода шавад. Дар ин вазъият, ИЛКҶЭ-и азнавшударо чун қисми асосии комсомол ба инобат гирифта, Бюрои КМ ИЛКҶУ чунин ҳисобид, ки ба барқароршавии дигар ташкилотҳои ҷавонони ҷумҳурӣ низ дасти ёрӣ дароз кунад.

Ду маротиба дар Пленумҳои КМ ИЛКҶУ пешниҳоди як қатор ташкилотҳои комсомолии Федерасияи Руссия дар бораи таъсиси ИЛКҶ РСФСР муҳокима карда шуд. Натиҷаи мубоҳисаро, ки дар давраи маъракаи ҳисоботию интихоботӣ сурат гирифтанд, Анҷумани ташкилотҳои комсомолии РСФСР моҳи феврали соли 1990 ҷамъбаст кард.

**Анҷуман дар бораи муттаҳидшавии ташкилотҳои комсомолие, ки дар қаламрави Русия ҷойгиранд, бо Иттифоқи Ленинии Коммунистии Ҷавонони РСФСР қарор** қабул кард. Ваколати вакилон дароз карда шуд, чунки Анҷуман моҳи июнь корашро идома медиҳад ва дар машваратҳои ҷамъбастӣ органҳои ро[illegible] барикунандаи ИЛК[illegible] ва ҳу[illegible] ме[illegible]

# Ҳисоботи КМ ИЛКҶУ ба Анҷумани XXI комсомол

(Аввалаш дар саҳ: 1).

## КАДРҲОИ КОМСОМОЛ

КМ ИЛКҶУ дар кор бо кадрҳо самти нормаҳои демократиро пеш гирифт. Ба таври васеъ интихоби кадрҳо дар асоси конкурс гузаронида шуд. Танҳо дар рафти ҳисоботу интихоботи гузашта бо чунин роҳ ҳар як чоруми котиби комитети комсомоли шаҳрҳо котиби комитети комсомолии ноҳияҳо интихоб шудаанд, интихоби котибон аз якчанд номзад ба ҳар як дуюмин конференсияҳои кишварӣ, вилоятӣ гузаштанд.

Дар муддати се сол қариб ҳамаи кадрҳои ИЛКҶУ дар як қатор ташкилот ду-се маротибагӣ иваз шудаанд.

57 фоизи комсомолон дар рафти пурсиш қайд намудаанд, ки демократикунонӣ имкон дод то ба органҳои роҳбарикунандаи комсомол одамони бовариноку номдор биёянд. (Ин ҷо ва баъд аз ин натиҷаи тадқиқотҳое, ки солҳои 1988 ва 1989 Маркази илмӣ-тадқиқотии МОК назди КМ ИЛКҶУ гузаронидааст, оварда мешаванд).

Бюрои КМ ИЛКҶУ масъалаи «Дар бораи ихтисор ва роҳҳои ташкили структураҳои аппарати органҳои комсомолии маҳаллӣ»-ро дида баромада, пешниҳодҳои КМ ИЛКҶ ҷумҳуриҳои иттифоқӣ, комитетҳои комсомолии кишварҳо, вилоятҳоро оид ба ихтисори шумораи аппарати онҳо ба 25,4 фоиз дастгирӣ намуд.

Пленуми IV КМ ИЛКҶУ самтҳои асосии корҳоро дар бораи **тайёр ва азнавтайёркунии кадрҳо** тасдиқ намуд. Мактаби олии комсомолӣ, Маркази илмӣ-тадқиқоти МОК ба тарзи нав ташкил карда шуда, лоиҳаи ташкили маркази ҷавонони «Олимпиец»-ро тайёр намуданд. Дар базаи мактабҳои комсомолии минтақавию ҷумҳуриявӣ, ки пештар амал мекарданд, институтҳои такмили ихтисоси кадрҳою фаъолон дар шаҳрҳои Тошканд, Киев ва як қатор марказҳои илмӣ-таълимии минтақавӣ ташкил шуданд. Шумораи муассисаҳои таълимии маҳаллӣ аз 46 то 87-то зиёд шуд. Онҳо худашон ҳуқуқ доранд мустақилона асосҳои муқаддимавии рафти таҳсилро муайян намоянд.

## ОРГАНҲОИ МАРКАЗИИ ИНТИХОБӢ ДАР ШАРОИТҲОИ НАВ

Ба фаъолияти Комитети марказӣ имконияти нав кардан ва қабул намудани кадрҳои ҷавон, ки дар Оиннома қайд гардидааст, натиҷаи хуб дод. Ҳайати КМ баъди Анҷумани ХХ ИЛКҶУ 15,8 фоиз нав шуд.

Пленуми II КМ дастур «Дар бораи ташкили ҳайати аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии КМ ИЛКҶУ»-ро тасдиқ намуд. **Комиссияҳои КМ, кор бо самтҳо ташкил карда шуд.** Аз сабаби зарурияти муайян намудани ваколати аъзоёни Кумитаи Марказӣ дар Пленуми VIII **мақоми аъзои КМ ва Дастур дар бораи комиссияҳои доимӣ, тартиби кори КМ ИЛКҶУ қабул гардиданд.**

Комиссияҳои доимӣ тайёр намудани қарорҳоро оид ба масъалаҳои планкашӣ ва маблағгузории кори КМ, муайян намудани самтҳои аввалиндараҷаи фаъолият, структураи аппаратҳоро ба ӯҳда гирифт.

Демократиконӣ пардаро аз рӯи пинҳонкории фаъолияти Кумитаи Марказӣ бардошт. **Чопи материалҳои пленумҳо дар рӯзномаи «Комсомольская правда», репортажҳои телевизионию радио дар ин мавзӯъ ба аъзоёни иттифоқ имконият дод, ки муҳим будани муҳокимаи проблемаҳоро баҳо диҳанд, ба ҳодисаҳое, ки дар раванди ҷамъиятӣ рӯй медиҳанд мавқеи намояндагони худро муайян намоянд.**

## МАБЛАҒҲО: ДЕМОКРАТИКУНОНӢ ВА ОШКОРБАЁНӢ.

Ташкили шароитҳои мувофиқ барои иҷрои масъалаҳои оинномавии ИЛКҶУ — дар фаъолияти иқтисодӣ — молиявии КМ дар давраи ҳисоботӣ кори муҳимтарин аст. Дастур дар бораи маблағҳои комсомол қабул гардид. **Гузариш аз тақсими марказонидашудани маблағҳо ба методҳои демократии ташкили буҷетҳо «поён-боло»** поён ёфт. Имрӯзҳо органҳои комсомолӣ худашон харҷашонро ба нақша гирифта, штатҳою шаклҳои ҷалб намудану сарфаи маблағҳоро муайян менамоянд.

Бори аввал дар таърихи иттифоқ буҷети КМ ИЛКҶУ ба комиссияи буҷетӣ—молиявии КМ таъсис ёфта, дар пленум тасдиқ гардид ва дар рӯзномаи «Комсомольская правда» дарҷ карда шуд.

Дар солҳои 1988—1989 **КМ ИЛКҶУ бо мақсадҳои хайрия ва беҳтар намудани ҳолати ҷавон 61,7 миллион сӯм,** аз он ҷумла 50 миллион сӯм барои зиёд намудани нафақапулии маъюбон ва шаҳрвандони камбизоат аз ҳисоби ҷавонон, 7 миллион сӯм барои бартараф намудани оқибатҳои заминҷунбӣ дар Арманистону Тоҷикистон гузоронд.

Охири соли 1989 **рафти аз сари нав тақсим намудани маблағҳои ташкилотҳои ибтидоӣ оғоз ёфт.** Ба ин қарори комсомолони «АвтоВАЗ», ки 70 фоизи ҳаққи аъзогиашонро ба манфиати худ истифода карданианд, сабаб шуд. Байни ташкилотҳои ибтидоӣ ва органҳои болоӣ бошад зиддиятҳо сар заданд. Аз сабаби кам шудани маблағи умумии даромаду кам шудани шумораи аъзоёни ИЛКҶУ ва дар пленуми VIII КМ ИЛКҶУ қабул гардидани қарор дар бораи зиёд намудани маоши кормандони комсомол, шароитҳоро боз ҳам вазнинтар намуд.

**Вазъияти ногувори молиявӣ ба амал омад.**

| Гузаронидани маблағи ташкилотҳои комсомолӣ ба буҷети КМ ИЛКҶУ (млн. сӯм) | Қарз аз буҷети КМ ИЛКҶУ (млн. сӯм) |
| --- | --- |

## IV.

**Ҷудогии қатъӣ аз догматизм дар назария ва амалияи сохтмони социалистӣ, ҳақиқатҳои нави сиёсӣ, ошкорбаёнӣ ва гуногунақидагӣ дар ҷамъият назди КМ ИЛКҶУ вазифа гузоштанд, ки азнавсозии кори идеологиро ба самти амиқ кардани фаъолияти таҳлилӣ, ҷустуҷӯ, омӯзиш, ҷамъбаст ва дастгирӣ намудани таҷрибаи нав равона кардан лозим аст.**

### АЗ ДОГМАҲОИ ИДЕОЛОГӢ ОЗОД ШУДА

Баъди Анҷумани ХХ оид ба проблемаҳои иттиҳодияҳои ҳаваскор гурӯҳҳои корӣ, дар МТИ МОК назди КМ ИЛКҶУ подразделенияҳои махсуси илмӣ ташкил шуданд. Дар бораи иттиҳодияҳои ҷавонон банки хабарҳо шакл мегирад. Кори комитетҳои комсомоли Белоруссия, вилоятҳои Куйбышев, Новосибирск, Свердловск, шаҳрҳои Москва, Киев хулоса карда шуданд; нишондодҳои барномавии ҳаракатҳои ташаббускоронаи мардум дар Латвия, Литва, Ӯзбекистон таҳлил карда шуданд. Маводҳои ахборӣ — таҳлилии бадастомада очил ба комитетҳои комсомол фиристода шуданд.

Моҳи октябри соли 1988 **вохӯрии Умумиттиҳодии клубҳои сиёсӣ «Съезди ИКҶР: баъди 70 сол»** баргузор гашт. Он намунаи гуфтушуниди пурмаҳсул, ҳамкории баробарҳуқуқ бо иттиҳодияҳои сиёсии ҷавонон буд.

Шӯрои ахборӣ — координационии умумиттиҳодии ҳаракати интернационалӣ, Ассоциацияи умумиттиҳодии таърихшиносони ҷавон, Ассоциацияи ташаббусҳои байналхалқии ҷавонон ,олимони ҷамъиятшиноси ҷавон, ки бо масоили муносибатҳои байналмиллӣ сарукор доранд, ташкил карда шуданд.

Бо намояндагони ҳаракатҳои мустаҳками коргарӣ алоқаҳо барқарор карда мешаванд. Моҳи феврали соли 1990 «мизи мудаввар»-и «Комсомол ва ҳаракати коргарӣ» бо иштироки роҳбарони комитетҳои коршиканӣ олимон — сиёсатмадорон ва коркунони комсомол гузаронда шуд.

Барои танзими таҳқиқи илмии проблемаҳои ҷавонон, ташкили кори Шӯрои байниидоравӣ оид ба танзими ин тадқиқотҳо ва секцияи соҳавии он қувваи зиёд сафарбар карда шуд. Як қатор мактабҳои олимони ҷамъиятшиноси ҷавон, конференция, семинарҳо гузаронда шуданд.

Ин гуна муносибат имкон дод, ки ба таҷрибаи таърихи ИЛКҶУ нигоҳи тоза кунем. Ҷашнгирии 70-солагии **ташкилот соли 1988 чорабинии бодабдаба нашуд,** балки боиси он гашт, ки ба таърихи пуртазоди иттиҳод муроҷиат кунем, дар партави инкишофи мамлакат, ҷамъият дар сари саҳифаҳои қаблан пӯшида фикр кунем.

Котиботи КМ **барномаи омӯзиши амиқи проблемаҳои таърихи комсомолро қабул**

дариҷаи худро тағйир дод. ба қувваи таъсиррасони муҳити ҷавонон табдил ёфт. Суръатфизои дигарсозиҳои қатъӣ дар ҷамъият ва дар комсомол гардид. Бе мавқеи муборизонаи воситаҳои ахбори умумӣ ҷавонон роҳе, ки комсомол дар се сол тай кард, бегумон хеле кашол меёфт.

Барои бедор кардани шавқи ҷамъият ба проблемаҳои бозсозӣ дар ИЛКҶУ рӯзномаи «Комсомольская правда» хизмати зиёд кард. Он тарз ва роҳҳои хуби ифодаи фикри хонандагонро дарёфт. Вале ба рӯзнома на ҳама вақт муяссар шуд, ки гуногунии афкорро инъикос кунад, гоҳҳо дар баҳодиҳӣ ба процессҳои мураккаб ва мухталиф, ки таҳлили амиқ ва ҳаматарафаро мехоҳанд, ба саҳлангорӣ ва саросемагӣ роҳ дода мешуд.

Тамоилҳои нав дар фаъолияти матбуоти ҷавонон дар маркази диққати КМ ИЛКҶУ қарор дошт. Аз ҷониби Бюро ва Котиботи КМ ин масъалаҳо муҳокима шуданд: «Инъикоси Анҷумани I депутатҳои халқи ИҶШС дар «Комсомольская правда», «Нақши маҷаллаи «Смена» ва ҳафтаворӣ «Собеседник» дар таблиғ ва ташкили иҷрои қарорҳои анҷумани ХХ ИЛКҶУ» ва ғ. Ин проблемаҳо дар семинарҳои муҳаррирони нашриёҳои ҷавонӣ дар Минск, Москва, Рига, дар Машварати умумиттифоқии журналистони ҷавон дар Тифлис дар маркази диққат буданд.

Муносибат ба кори нашриёҳои ҷавонон хуб шуд. Методҳои роҳбарии маъмурӣ ба рӯзнома ва маҷаллаҳо бисёр кам дучор мешаванд. Муҳаррирон ва ҳайати таҳририяи бисёр нашриёҳо дар асосҳои альтернативӣ, ошкоро, дар пленуму конференцияҳо интихоб шуда истодаанд.

Оиннома тартиб дода шудааст, ки принципҳои демократии муносибати редакция ва комитетҳои ИЛКҶУ-ро муайян мекунад. Бо ташаббуси КМ ИЛКҶУ тарзҳои нави демократии ҳамкорӣ бо роҳбарони нашриёҳо — Шӯрои муҳаррирони рӯзномаҳои ҷавонии маҳал, Шӯрои сармуҳаррирони маҷаллаҳои КМ ИЛКҶУ пайдо шуданд.

Матбуоти комсомолӣ торафт маъруф ва машҳур мегардад. «Комсомольская правда» миёни рӯзномаҳои мамлакат аввалин шуда адади нашри худро аз 20 миллион гузаронд. Шумораи ядафъаинаи рӯзномаву маҷаллаҳо аз 80 миллиони соли 1987 имсол ба 85 миллион нусха расид. Бист нашриёи нав, аз ҷумла се нашриёи марказӣ, таъсис ёфт.

Бо **ташаббус ва кӯмаки моддии КМ ИЛКҶУ** силсилаи паёмномаҳои ҷавонии соҳавии АИИШ (ТАСС), маҷаллаи ахборӣ—тиҷории мусиқии «Металл-Хаммер» рӯи чопро диданд.

**Фаъолияти иттиҳодияҳои нашриёту полиграфии КМ ИЛКҶУ «Молодая гвардия»**

худфаъолияти аскарони навраси умумиттифоқ ташкил ёфт. Таъсиси иттиҳодияҳои мудофиавӣ—ватандӯстии сарҳадчиён, десантчиён, Лигаи ҷавонии баҳрӣ давом дорад. КМ ИЛКҶУ барномаи сохтмони киштиҳои махсуси бодбондорро барои маҳфилҳои маллоҳони наврас маъқул донист.

Дар бозсозии кори оммавӣ—мудофиавии комсомол ҷанговарони эхтиётии ҷавон ва ҷанговарони интернационалист нақши махсус мебозанд. Шӯроҳои ҷанговарони эхтиётӣ, маҳфилҳои тайёрии тахассусии наврасон ва хидмати ҳарбӣ фаъолият мекунанд. Ассосиатсияи умумиттифоқии Шӯроҳои ҷанговарони эхтиётӣ, ҷанговарони интернационалист, иттиҳодияҳои мудофиавӣ ватанпарварӣ ташкил карда шудаанд.

Бо ташаббуси КМ ИЛКҶУ ва ассосиатсия қариб 20 қарорҳои партия, ҳукумат ва ВЦСПС қабул карда аз рӯи вазифаҳои принципиалии ҳимояи ҳуқуқӣ, иҷтимоӣ, ёрии тиббии сарбозони интернационалист, аъзоёни оилаи шахси дар Афғонистон ҳалок гашта, амал мекунанд.

Рафти бозсозӣ дар **ташкилотҳои комомолии армия ва флот, қушунҳои дохилӣ ва сарҳадӣ** фаъолтар шудааст. Нахустин маротиба бо роҳи демократӣ ташкилоти мақсадноки ИЛКҶУ Қувваҳои мусаллаҳи ИҶШС бо органҳои роҳбарии интихобии худ — **шӯроҳои ташкилотҳои комсомолӣ** ташкил гардид. Ба ҳайати он зиёда аз ду ҳазор намояндагони ташкилотҳои комсомолии минтақавӣ интихоб шуданд. Шароити ташкилӣ ва молиявӣ баҳри амалӣ гаштани мустақилияти ташкилотҳои ибтидоии ҳарбӣ созмон ёфтанд.

Дар рафти ҳисоботу интихоботи гузашта ба ташкилотҳои комсомолии ҳарбӣ ҳуқуқи мустақилона интихоб намудани вакилон ба анҷумани ИЛКҶУ дода шуд, барои онҳо дар органҳои марказии интихобии комсомол меъёри муайян маълум гардид. Шӯроҳои ташкилотҳои комсомолӣ барои ҳимояи ҳуқуқ, фароҳамонии шароитҳо баҳри амалӣ гаштани манфиатҳои ҷанговарони ҷавон чораҳо мебинанд.

### ҶАВОНОН, МАДАНИЯТ, СПОРТ

Соҳаи маданият барои комитетҳои ИЛКҶУ ҳамчун лабораторияи амалӣ гаштани намудҳои нави бисёрнавъаи ташаббусҳои ҷавонон гаштааст. Механизми боварибахш **марказҳои ҷавонон** мегарданд. Маҳз онҳо бо худ вазифаи шинос намудани ҷавонон ва духтаронро ба ҳаёти ботинии ҷамъият гирифтаанд. вале аз тарафи мансабдорони мухталиф ба таъқибот гирифтор мегарданд, ки амалиёти онҳоро ба маблағкоркунӣ айбдор менамоянд. Сабабҳои ин таъқиботҳоро хуб фаҳмида КМ комсомол муқобили ҳамагуна монополияи идоравӣ ҷасурона баромад мекунад, ҳарчанд ин идораҳо имтиёзҳо пешниҳод намоянд.

Дар асоси хуҷҷатҳои дар

қии нависандагони ҷавон, кинематографистон, роҳбарони театр-студияҳо, форуми умумиттифоқии оҳангсозони ҷавон баргузор гардиданд. Дар якҷоягӣ бо Вазорати маданияти ИҶШС фестивали ҷавонони эҷодкори мамлакатҳои социалистӣ,, дар якҷоягӣ бо иттифоқи рассомони ИҶШС — Намоиши умумиттифоқии рассомони ҷавон бахшида ба 70-солагии комсомол гузаронида шуд.

Бо дастгирии КМ ИЛКҶУ иттиҳодияи умумиттифоқии кинематографистони ҷавон, ассосиацияи театр-студияҳо, иттиҳодияи мусиқачиён, лоиҳакашон, нависандагон, маркази умумиттифоқии синамо ва телевизион барои кӯдакон ва наврасон, Ҷамъияти дӯстони синамо, театр-студияи «Мактаби санъати мусиқӣ», Шӯрои умумиттифоқии клубҳои дӯстдорони фантастика созмон ёфтанд.

Ҳаракатҳои комсомол дастгирикунанда—клубҳои сурудҳои сиёсӣ, иттиҳодияи равишашон экологӣ—маданӣ ба пешрафт ноил шуданд. Ҳамкорӣ бо ҷамъияти умумироссиягии нигоҳдории ёдгориҳои таърихӣ ва маданӣ, Ҷамъияти умумиттифоқии мусиқачиён фаъолтар гардид.

**Кори ИЛКҶУ дар соҳаи тарбияи ҷисмонӣ ва спорт бо мундариҷаи наве ғанӣ мегардад.** КМ дар фаъолияти худ ба ташкили механизмҳои амалиёти ташаббусҳои ҷавонон диққати асосӣ медиҳад.

Ташкили мусобиқаҳои спортӣ корҳои тандурустиро байни аҳолӣ марказҳои ҷавонон, иттиҳодияҳо, ки комитетҳои комсомолӣ онҳоро таъсис додаанд, вазифаи худ медонанд. Дар назди КМ ИЛКҶУ иттиҳодияи «Юниспорт» созмон ёфтааст. Дастгирии шавқу рағбати нави спортӣ, намудҳои спорти миллӣ, истеҳсоли асбобҳои спортӣ, ҷашнҳои пуршукӯҳи оммавӣ, реклама — ин на ҳама номгӯи вазифаҳои он ба ҳисоб меравад.

Ба мушкилоти молиявӣ нигоҳ накарда комитетҳои комсомол кӯшиш менамоянд, ки клубҳои кӯдакона, наврасон «Шайбаи тиллоӣ», «Тӯби чармин» ва дигарҳо нигоҳ дошта шаванд. Клубҳои аз сари нав таъсисёфтаи «Самбочӣ», «Нишонзанони баскетбол» пеш мераванд.

### ТУРИЗМИ ҶАВОНОН

Дар маршрутҳои «Спутник» **зиёда аз 17 миллион ҷавонон ва духтарон иштирок намуданд, хизматрасонӣ 1 миллиарду 100 миллион сӯмро ташкил дод.** Дар туризми дутарафаи байналхалқӣ қариб 1,5 миллион одамон иштирок намуданд. Фаъолияти «Спутник» дар бисёр мавридҳо ба манфиатҳои касбӣ ва фаҳмиши ҷавонон равона мегардад. Туризми онлавӣ панҷ маротиба афзуд.

Аз январи соли 1988 системаи туризми ҷавонон дар шароити нави хоҷагидорӣ амал мекунад. Ҳуқуқи мустақилона барқарор намудани алоқаи туристӣ ба Бюрои маҳаллии туризми ҷавонон гузошта шудааст. Ин имконият дод, ки миқдори сафари туристони ҷавони советӣ ба хориҷа ба 100 ҳазор кас дар як сол расад. Воситаҳои мушаххасе **баҳри мустаҳкам намудани базаи моддии туризм** равона гаштанд. Меҳмонхона-

**донрӣ дигаргунӣ дар омӯзиши илмҳои ҷамъиятӣ, бозсозии фаъолияти кафедраҳои ҳарбӣ дастгирӣ намуда, муқобили ҷалби беасоси донишҷӯён ва хонандагон ба корҳои саҳроӣ баромад намуд.**

Бо ташаббуси КМ ИЛКҶУ бо дастгирии КМ ҲКИШ, депутатҳои халқи ИҶШС проблемаҳои ниҳоят тезутунд ҳалли худро ёфтанд; додани мӯҳлат ба донишҷӯён аз даъват ба сафи Армияи Советӣ, пеш аз мӯҳлат ба запас ҷавоб додани донишҷӯён — хизматчиёни ҳарбӣ, ихтиёрӣ будани тайёрии ҳарбӣ дар мактабҳои олӣ, барқарор намудани имтиёз дар нақлиёти ҳавоӣ, иштироки ихтиёрӣ дар корҳои саҳроӣ. Коллективҳои донишҷӯён ҳуқуқи интихоби намояндагони худро дар шӯроҳои илмӣ пайдо намуданд.

КМ ИЛКҶУ ва Кумитаи давлатии ИҶШС оид ба маълумот ва Шӯрои Маркази Иттиҳодияҳои Синфии Саросари Иттиҳоди Шӯравӣ ташаббускори таҳияи барномаи ҷамъиятию давлатии «Оилаи донишҷӯ» шуданд. Барои донишҷӯён ва ҳунарҷӯёни ниёзманд хазинаи ёрмандӣ ва Хазинаи умумиттифоқии донишҷӯён таъсис ёфт, миқдори идрори донишҷӯён зиёд карда шуд.

КМ ИЛКҶУ дар ташаккули иттиҳодияи донишҷӯён — табибон, ҳуқуқшиносон, журналистон, Шӯрои умумиттифоқии донишҷӯёни ташкилотҳои кӯҳӣ, геологҳо, нефтчиҳо ва донишкадаҳои металлургӣ ёрии моддию техникӣ, методию ташкилӣ мерасонад.

КМ ИЛКҶУ, Кумитаи давлатии СССР оид ба маълумот ва Шӯрои Маркази Иттиҳодияҳои Синфии Саросари Иттиҳоди Шӯравӣ ҳамчун таъсисгарони Форуми умумиттифоқии донишҷӯён баромад карданд, ки ин дар ҳаёти иҷтимоии ҷавонон воқеаи муҳими сиёсист. Форум дар муколамаи донишҷӯён бо роҳбари олии сиёсии мамлакат бозсозиро дастгирӣ кард. Дар муттамарказ кардани таваҷҷӯҳи ҷавонон барои ҳалли проблемаҳои мактабҳои олию миёнаи махсус кӯмак расонда барои амалӣ гардонидани бозсозӣ, таҷдиди ҷамъияту комсомол донишҷӯёнро муттаҳид кардан лозим аст.

## VI.

### ДАР БОРАИ ТАШКИЛОТИ УМУМИТТИФОҚИИ ПИОНЕРИИ БА НОМИ В. И. ЛЕНИН

Анҷумани ХХ, мубоҳисаи умумипионерӣ ва Слёти IX умумиттифоқии пионерон дар назди КМ ИЛКҶУ масъала гузошт, ки фаъолияти Ташкилоти умумиттифоқии пионерии ба номи В. И. Ленинро ба тарзи нав ба роҳ мондан ногузир аст.

Солиёни зиёд бо айби комсомол, КМ ИЛКҶУ суст будани фаъолияти ташкилоти пионериро ба инобат гирифта, якум, барои таҳияи концепсияи таҷдиди Ташкилоти умумиттифоқии пионерӣ ба кор оғоз карда, дуюм, ба коллективҳои пионерӣ ҳуқуқи мустақилона амал кардан дода шавад. Ин имкон медиҳад, ки ташкилоти пионерӣ аз дахолатҳои нолозим озод шавад ва ҳаёташро шавқовартар гузаронад.

Пленуми якҷояи КМ ИЛКҶУ ва Ташкилоти умумиттифоқии пионерии ба номи В. И. Ленин (маи соли 1988 ҷамъомади умумиттифоқии пионерони фаъол дар «Артек», Конференсияи умумиттифоқи кормандони пионерӣ (марти соли 1990) водор кард, ки ташкилотро ба ҳолати сифатан нав, ки ба ташаккули ахлоқию шахсияти пионерон ва шаҳрвандон масъул аст, бадал сохтан мебошад. Сентябри соли 1990 Слёти Х умумиттифоқии пионерӣ баргузор шуд. Муҳокимаи лоиҳаи Оинномаи ташкилот идома дорад. Тадқиқоти илмии «Кӯдакон, наврасон ва ташкилоти пионерӣ дар шароити бозсозӣ» ва ассосиацияи тадқиқи проблемаҳои ҳаракати бачагон таъсис ёфт. Ҳамкории васеи коллективҳои пионерӣ ба қувваҳои мухталифи давлатию ҷамъиятӣ таъмин карда шавад.

Бо мақсади амалӣ гардидани идеалҳои гуманистӣ ва социализми демократии ташкилоти пионерӣ бораи ихтиёриён, гурӯҳҳои худфаъолиятию худидоракунӣ, ва амсоли он курсҳо ташкил карда шаванд.

## VII.

### ФАЪОЛИЯТИ БАЙНАЛМИЛАЛИИ КМ ИЛКҶУ

Тағйироти куллӣ дар сиёсати ҷаҳон КМ ИЛКҶУ-ро водор кард, ки бунёди шаклҳои фаоълияти байналмиллии хешро ба тарзи дигар ба роҳ монад.

КМ ИЛКҶУ созмонҳои ҷавонони мамолики сусиёлистиро ба ҳамкорӣ ҳидоят мекунад. Таҳаввулоти дар мамолики Аврупои Шарқӣ ба вуқӯъ пайваста КМ ИЛКҶУ-ро водор кард, ки дар ҳамкорӣ бо ин мамлакатҳо ба шакл ва мазмуни фаъолияти худ таҷдиди назар кунад. Мисоли рӯшани он алоқаи ИЛКҶУ бо созмони ҷавонони ҶХХ аст.

Инкишофи баъдина боиси ҳамкорӣ бо созмонҳои коммунистӣ, инқилобию демократии ҷавонон ва ҳаракати миллию озодихоҳӣ гардид. ни демократ ва Иттиҳоди байналмиллии донишҷӯёнро фаъолона пеш гирифтааст.

Вобаста ба эҳтиёҷи инкишофи ИЛКҶУ ҷаҳдгирии таҷдиди назар дар фаъолияти байналмиллӣ амалан оғоз ёфт. ИЛКҶУ барои Ривоҷи алоқа бо ин роҳ дар инкишоф додани маълумот, маданият, тайёрии касбӣ, тадқиқи проблемаҳои ҷавонон, иштирок дар муҳокимаи лоиҳаи иқтисодӣ ва илмию техникӣ, кормӯзии олимони ҷавон, мутахассисон, роҳбарони истеҳсолот бо мақсади тараққӣ додани мамлакат саҳм мегирад. Таъсис ва фаъолияти Комиссияи байналмиллии КМ ИЛКҶУ ҷузъи муҳими кори демократиконии байналмиллӣ аст. КМ ИЛКҶУ, комитетҳои комсомолии кишварӣ, вилоятӣ дар алоқаи байналмиллӣ қисмҳои таркибӣ буданд.

### БОЗСОЗӢ

янд.

### ОРГАНҲОИ МАРКАЗИИ ИНТИХОБӢ ДАР ШАРОИТҲОИ НАВ

Ба фаъолияти Комитети марказӣ имконияти нав кардан ва қабул намудани кадрҳои ҷавон, ки дар Оиннома қайд гардидааст, натиҷаи хуб дод. Ҳайати КМ баъди анҷумани XX ИЛКҶУ 15,8 фоиз нав шуд.

Пленуми II КМ дастур «Дар бораи ташкили ҳайати аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии КМ ИЛКҶУ»-ро тасдиқ намуд. **Комиссияҳои КМ, кор бо самтҳо ташкил карда шуд.** Аз сабаби зарурияти муайян намудани ваколати аъзоёни

маблағҳои ташкилотҳои ... **дой оғоз ёфт.** Ба ин қарори комсомолони «АвтоВАЗ», ки 70 фоизи ҳаққи аъзогиашонро ба манфиати худ истифода карданианд, сабаб шуд. Байни ташкилотҳои ибтидоӣ ва органҳои болоӣ бошад зиддиятҳо сар задаанд. Аз сабаби кам шудани маблағи умумии даромаду кам шудани шумораи аъзоёни ИЛКҶУ ва дар пленуми VIII КМ ИЛКҶУ қабул гардидани қарор дар бораи зиёд намудани маоши кормандони комсомол, шароитҳоро боз ҳам вазнинтар намуд.

**Вазъияти ногувори молиявӣ ба амал омад.**

| | Гузаронидани маблағи ташкилотҳои комсомолӣ ба буҷети КМ ИЛКҶУ (млн. сӯм). | Қарз аз буҷети КМ ИЛКҶУ (млн. сӯм). |
|---|---|---|
| с. 1987 | 32,1 | 57,8 |
| с. 1988 | 7,5 | 62,3 |
| с. 1989 | 9,5 | 76,0 |
| с. 1990 | 6 | 172,2 |

Дар чунин шароит барои маблағгузории фаъолияти ташкилотҳои комсомолӣ аз захираҳои ИЛКҶУ маблағи иловагӣ ҷудо гардид (23 миллион сӯм дар соли 1989 ва 93 миллион сӯм дар соли 1990).

Масъалаҳои истифодаи воситаҳои пулӣ аз иқтисодиёт бештар ба сиёсат мубаддал гашта истодаанд. Дар иттифоқ ҳолатҳое ба вуқӯъ омада истодаанд, ки дар муносибат бо ташкилотҳои ибтидоӣ аз ҳолати «хӯҷаин» комитетҳои шаҳрӣ, ноҳиявӣ ва вилоятии комсомолӣ ба ҳамон вазъияте ворид мешаванд, ки ташкилотҳои ибтидоии комсомолӣ дар онанд.

### ҲИЗБ ВА КОМСОМОЛ: БАРОИ МУНОСИБАТҲОИ БАЙНИҲАМДИГАРИИ НАВ

Дигаргуниҳои босуръат дар ҷамъият, ба арсаи сиёсӣ баромадани қувваҳои нав ва ҳаракатҳо, ба тарзи нав фаҳмидани роли ҲКИШ дар ҳаёти мамлакат ва раванди дар дохили худи ҳизб шудаистода, КМ ИЛКҶУ-ро маҷбур намуд, ки барои муносибатҳои байниҳамдигарии ҳизбу комсомол роҳҳои навро ҷӯяд. Бо таъкиди вакилони конференцияи XIX ҳизб кормандони комсомолӣ дар қарорҳои он дастур дар бораи зарурати кор карда баромадани сиёсати мақсадноки давлатӣ оид ба ҷавонон, аз сари нав зинда кардани принципҳои ленинии роҳбарияти ҳизбӣ ба комсомол, риоя ва эҳтироми мустақилияти ташкилии ИЛКҶУ, иштироки комсомол дар омода кардани сиёсати партия, дохил карда шудаанд.

Демократикунонии ҳаёти ҷамъиятӣ ба муносибатҳои байниҳамдигарии комитетҳои ҳизбию комсомолӣ нақши худро гузошт.

**Ҷамъбасти раъйпурсии социологӣ дар бораи таъсири роҳбарони ҳизбӣ ба фаъолияти ташкилотҳои комсомолӣ (аз рӯи фоиз).**

| | Комсомолон ва ҷавонон | | кормандони комсомолӣ | |
|---|---|---|---|---|
| | с. 1988 | с. 1989 | с. 1988 | с. 1989 |
| — таъсири мусбӣ | 30 | 12 | 28 | 20 |
| — таъсири суст | 25 | 26 | 33 | 30 |
| — ягон таъсир | 17 | 19 | 20 | 17 |
| — бозсозиро дар комсомол боз медорад | 9 | 17 | 17 | 22 |
| — дар ҷавоб душворӣ мекашам | 18 | 25 | 4 | 11 |

Кӯшиши комитетҳои ҳизбӣ, ки бо тарзи нав кор карда, фаъолияти худро дар ҳамкорӣ бо комсомол ривоҷ медиҳанд, боиси дастгирист. Пленумҳои якҷояи КМ ҲК Тоҷикистон ва КМ ИЛКҶ Тоҷикистон, комитетҳои ҳизбӣ ва комсомолии вилоятҳои Астрахану Ленинград, бисёр конференсияҳои ҳисоботию интихоботӣ ва дар навбати аввал дар Волгоград ва Петрозаводск нишон додаанд, ки фаъолони комсомол доир ба бисёр масъалаҳои баҳсноки сиёсӣ, аз он ҷумла ба раванди дар ҲКИШ гузаштаистода низ назари худро доранд.

Аммо ба ҳар ҳол шакли кори ҳизб бо комсомол дар бисёр ташкилотҳо бетағйир мемонад.

Ба як қарор наомадани КМ ИЛКҶУ дар масъалаи муносибати комсомол бо органҳои ҳизбию давлатӣ, вуҷуд надоштани мавқеи муайян дар муносибат бо шахсоне, ки ақидаи муайян ва шаҳшуда дар роҳи пешгирифтаи бозсозии ҳизб доранд, ба он овардa расонд, ки шавқи наврасон ба масъалаҳои фаъолноки сиёсӣ кам шуд.

Барои ... илмии проблемаҳои ҷавонон, ташкили кори Шӯрои байниидоравӣ оид ба танзими ин тадқиқотҳо ва секцияи соҳавии он қувваи зиёд сафарбар карда шуд. Як қатор мактабҳои олимони ҷамъиятшиноси ҷавон, конференция, семинарҳо гузаронда шуданд.

Ин гуна муносибат имкон дод, ки ба таҷрибаи таърихии ИЛКҶУ нигоҳи тоза кунем. Ҷашнгирии 70-солагии **ташкилот соли 1988 чорабинии бодабдаба нашуд,** балки боиси он гашт, ки ба таърихи пуртазоди иттиҳод муроҷиат кунем, дар партави инкишофи мамлакат, ҷамъият дар сари саҳифаҳои қаблан пӯшида фикр кунем.

Котиботи КМ **барномаи омӯзиши амиқи проблемаҳои таърихи комсомолро қабул кардааст.** Дар сари «Очеркҳои таърихи ИЛКҶУ», баҳри аз нав чоп кардани ҳисоботҳои стенографии анҷуманҳои I—X ва Конференсияҳои умумииттиҳодии ИЛКҶУ кор оғоз ёфт. Хулосаҳои аввалини бозсозӣ дар илми таърихӣ — комсомолӣ моҳи марти соли 1989 дар Конференсияи умумииттиҳод «70-солагии ИЛКҶУ: таърих, таҷриба, проблемаҳо» баровардa шуданд.

Бо вуҷуди ин ҳама барои истифодаи имкониятҳо, ки илмҳои ҷамъиятӣ барои амиқкунии коркарди проблемаҳои ҷавонону ҳамсолон доранд, қадамҳои аввалин монда шуданд.

### БО НАЗАРДОШТИ ОМИЛИ МИЛЛӢ

Аз гуфтугӯи беохири халалнопазири дӯстии халқҳои ИҶШС рӯ гардонда, КМ ИЛКҶУ тарз ва методҳои кори интернационалиро аз нав фикр кард. Қувваи асосӣ барои ба низом даровардани шароит дар доираҳои ҷавонон, пешгирӣ кардани зиддиятҳои байни миллатҳо равон карда шуд.

Бо мақсади танзимкунии қувваҳо ва ҷалб кардани диққати комитетҳои комсомол ба бозсозии тарбияи ватандӯстӣ ва интернационалии ҷавонон ҳангоми тайёр кардани пешниҳодҳо ба Пленуми IV КМ ИЛКҶУ машварати доимии котибони якуми комитетҳои комсомоли ҷумҳуриҳои иттифоқӣ ва мухтор, вилоятҳои мухтор ва округҳо таъсис карда шудааст.

Дар МИТ МОК назди КМ ИЛКҶУ лабораторияи проблемаҳои байналмилалӣ кушода шудааст. МОК назди КМ ИЛКҶУ ва секцияи Шӯрои оид ба танзими таҳқиқи проблемаҳои ҷавонон якҷоя силсилаи вохӯриҳо ва «мизҳои мудаввар», конференцияҳои илмӣ—амалӣ, амалияҳои илмӣ-сиёсии «Комсомол ва халқиятҳои Шимол» (ш. Ханты-Манси) гузарониданд. Дар Ульянов рӯзҳои дӯстии интернационалӣ, дар Қарағанда ҳафтаи интернационалӣ баргузор гардиданд. Дар Якутск фестивали I ҷавонии халқҳои Шимол барпо шуд.

### МАТБУОТИ КОМСОМОЛӢ — НЕРУИ ФАЪОЛИ БОЗСОЗӢ

Баъди анҷумани XX матбуоти ҷавонон ба сатҳи сифатан нав баромад, нигоҳу мун-

ИЛКҶУ пайдо шуданд.

Матбуоти комсомолӣ торафт маъруф ва машҳур мегардад. «Комсомольская правда» миёни рӯзномаҳои мамлакат аввалин шуда адади нашри худро аз 20 миллион гузаронд. Шумораи ададҳои рӯзномаву маҷаллаҳо аз 80 миллиони соли 1987 имсол ба 85 миллион нусха расид. Бист нашрияи нав, аз ҷумла се нашрияи марказӣ, таъсис ёфт.

**Бо ташаббус ва кӯмаки моддии КМ ИЛКҶУ** силсилаи паёмномаҳои ҷавонии соҳавии АИИШ (ТАСС), маҷаллаи ахборӣ—тиҷоратии мусиқии «Металл-Хаммер» рӯи чопро диданд.

**Фаъолияти иттиҳодияҳои нашриёту полиграфии КМ ИЛКҶУ «Молодая гвардия» ба таври куллӣ дигаргун гардид.** Қариб 1000 номгӯй китоб бо теъдоди бештар аз 110 миллион нусха нашр шуд.

Бо вуҷуди ин 20 соли охир аз сабаби нарасидани коғаз ва сифати пасти он истеҳсоли китоб намеафзояд. Аз сабаби набудани валюта қарори эҷоди маҷаллаҳои нави ҷавонон иҷро намегардад. Таҷҳизи техникаи нашриёт суст сурат мегирад. **Дар сарредакцияи намоишҳо барои ҷавонони Телевизиони Марказӣ барномаҳои нав** — «Шуморо редакцияи ҷавонон даъват мекунанд», «Ахбори ҷавонӣ», «Аукцион» ташкил ёфтанд. Намоиши озмунҳои «Клуби ҳозирҷавобон» барқарор шуд. Мувофиқи пурсиши тамошобинон «Мулоҳиза» дар байни тамоми барномаҳои телевизиони марказӣ аз ҳама оммавӣ ҳисоб меёбад. Дар соли 1990 ҳаҷми намоишҳои Сарредакцияи гуфторҳо барои ҷавонон хеле афзудааст. Ҳоло радиостанцияи «Юность» ҳафтае 38 соат гуфторҳоро мешунавонад, ки нисбат ба соли гузашта 12 соат зиёд аст.

### КОМСОМОЛ ВА ҲИФЗИ ВАТАН

Дар кори комсомол бархурдҳои наве дар мавриди тарбияи ҷавонон дар рӯҳи гражданӣ, ватандӯстӣ, омодагӣ ва қобилияти ҳифзи Ватан тақвият мегиранд. КМ ИЛКҶУ ба комсомолону ҷавонон дар ҳаракаташон баҳри абадигардонии хотираи муҳофизатгарони Ватан, ҷанговарони интернационалист, ҷустуҷӯи ветеранҳои ҷанге, ки то ҳанӯз мукофотҳои Ҷанги Бузурги Ватаниро нагирифтаанд, сафедкунии табъидшудагони даврони шахспарастӣ дастгирӣ мекунад. Ҳаракати ҳарбӣ-таърихие, ки ба Федератсияи маҳфилҳои ҳарбӣ—таърихӣ дар назди КМ ИЛКҶУ табдил ёфт, дар дарёфти муқаддасоти башарӣ аз ҷониби ҷавонон марҳалаи муҳиме гардид.

Муҳтавои кори мудофиавӣ — ватандӯстӣ нав мешавад. Масъалаҳои зиёди ташкилӣ, молиявӣ ва моддӣ—техникии таъмини ин кор, аз ҷумла ба маҳфилу иттиҳодияҳои ҷавонӣ додани техника ва лавозимоти ҳарбӣ аз ҷониби Вазорати мудофиаи ИҶШС ҳал карда шуданд.

Бо пешниҳодоти ташкилотҳои комсомолии мактабҳо, ОКТ, техникумҳо аз шаклҳои пештар пароканда Ҳаракати

### ... ҶАВОНОН, МАДАНИЯТ, СПОРТ

Соҳаи маданият барои комитетҳои ИЛКҶУ ҳамчун лабораторияи амалӣ гаштани намудҳои нави бисёрнавъаи ташаббусҳои ҷавонон гаштааст. Механизми боварибахш **марказҳои ҷавонон** мегарданд. Маҳз онҳо бо худ вазифаи шинос намудани ҷавонон ва духтаронро ба ҳаёти ботинии ҷамъият гирифтаанд, вале аз тарафи мансабдорони мухталиф ба таъқибот гирифтор мегарданд, ки амалиёти онҳоро ба маблағкоркунӣ айбдор менамоянд. Сабабҳои ин таъқиботҳоро хуб фаҳмида КМ комсомол муқобили ҳамагуна монополияи идоравӣ ҷасурона баромад мекунад, ҳарчанд ин идораҳо имтиёзҳо пешниҳод намоянд.

Дар асоси ҳуҷҷатҳои дар КМ ИЛКҶУ коркарда иттиҳодияҳои зиёди дӯстдорон, клубҳои шавқмандон ба марказҳои маданиии ҷавонон, театрҳо, студияҳо, устохонаҳои эҷодӣ, иттиҳодияҳои маорифпарварӣ ва хайрия табдил ёфтанд.

Бо ташаббуси КМ ИЛКҶУ ҷамъомадҳои умумииттифо-

**...арду 100 миллион сӯмро ташкил дод.** Дар туризми дутарафаи байналхалқӣ қариб 1,5 миллион одамон иштирок намуданд. Фаъолияти «Спутник» дар бисёр мавридҳо ба манфиатҳои касбӣ ва фаҳмиши ҷавонон равона мегардад. Туризми оилавӣ панҷ маротиба афзуд.

Аз январи соли 1988 системаи туризми ҷавонон дар шароити нави хоҷагидорӣ амал мекунад. Ҳуқуқи мустақилона барқарор намудани алоқаи туристӣ ба Бюрои маҳаллии туризми ҷавонон гузошта шудааст. Ин имконият дод, ки миқдори сафари туристони ҷавони советӣ ба хориҷа ба 100 ҳазор кас дар як сол расад. Воситаҳои мушаххасе **баҳри мустаҳкам намудани базаи моддии туризм** равона гаштанд. Меҳмонхонаҳои нав дар Львов, Бухоро, Ворошиловград ба истифода дода шуданд. Концепцияи тараққиёти намудҳои фаъоли туризм кор карда шуд. Фирмаҳои нави ҳисоби хоҷагии «Спорт» ва клуби «Саргузашт» ба кор сар карданд. Аз ҳисоби онҳо зиёда аз 160 ҳазор одамон истифода бурданд.

## V.

**Ғояи омӯзиши инсонпарварӣ, дигаргункунонии демократии ҳамаи системаҳои маълумот дар ИҶШС, дастгирии ҳамкории педагогӣ, эҷодиёти навоварон дар фаъолияти КМ ИЛКҶУ барои соҳаи сохтмони мактаб, пешрафти маълумоти олӣ ва миёнаи махсус самтҳои асосӣ ба ҳисоб мераванд.**

### КОМСОМОЛ ВА МАКТАБ

Проблемаи таъсири байниҳамдигарии комсомол ва мактаб дар шароити бозсозӣ дар пленуми якҷояи КМ ИЛКҶУ ва ИМ ТУП ба номи В. И. Ленин (маи соли 1988) дида шуд, инъикоси худро дар қарорҳо ва акцияҳои якҷояи КМ ИЛКҶУ ва Кумитаи давлатии ИҶШС оид ба маорифи халқ ёфтанд.

Котиботи КМ ИЛКҶУ аз рӯи нишондодҳои ташкилотҳои комсомолӣ аз рӯи лоиҳаҳои концепцияи бозсозии маълумоти миёна, касбӣ ва давомнок, дастур дар бораи мактаб ва омӯзишгоҳҳои касбӣ ба Анҷумани умумииттифоқии коргарони маорифи халқ (декабри соли 1988) хулосаи даркорӣ баровард.

**Маркази умумииттифоқии илмӣ—тадқиқотӣ барои ҷустуҷӯ, тараққиёт ва дастгирии истеъдоди наврасон,** ҳафт лагери минтақавии компьютерҳои кӯдакона, фонди ҷамъиятии роҳиоҳанчиёни ҷавон таъсис ёфтанд, корҳои ташкилӣ баҳри таъсиси клубҳои умумииттифоқии бозиҳои интелектуалии эҷодӣ, баҳрчиёни ҷавон ба охир мерасанд.

**Бо ташаббуси КМ ИЛКҶУ маҳдудиятҳои ба кор қабул намудани талабагон дар вақти фориғ аз таҳсил кам карда шуд, барои онҳо элементҳои нигаҳбонии системаи иҷтимоӣ** — рухсатиҳои пулакӣ, варақаҳои корношоямӣ, ҳуқуқи дохил шудан ба иттифоқҳои касаба, дохил намудани вақти коркарда ба собиқаи умумии корӣ муайян гардид. Чораҳои дидашуда имконият доданд, ки зиёда аз 1,2 миллион талабагон бо кор таъ-

мин гарданд.

Нишондоди КМ ИЛКҶУ баҳри беҳтар намудани таҳсил ва тарбияи кӯдакони сағир ва кӯдакони аз ёрии волидон маҳруммонда дар қарорҳои дахлдори Шӯрои Вазирони ИҶШС (июни соли 1988) ба назар гирифта шуданд. Дар лагерҳои умумииттифоқии пионерӣ 16 ҳазор кӯдакони сағир, кӯдакони аз ёрии волидон маҳруммонда истироҳат намуданд.

Ба барномаи фонди советии кӯдакон «Дили нарм», «Умед», «Ҳаёти тифл», «Иштирок дар тақдири тифл» 5 миллион сӯм ҷудо карда шуд. Як миллион сӯм барои сохтмони комплекси таҷрибавии таҳсилу тарбиявӣ барои кӯдакони сағир дар назди заводи сохтмони мошинҳои электрии ба номи Лепсе дар Киров ҷудо гардид.

Дар баробари супориши анҷумани XX КМ ИЛКҶУ дар якҷоягӣ бо АНМ ИҶШС тафтиши таҷрибавии барномаи бозсозии кори комсомол бо наврасон дар ҷои истиқомат амал мекунад.

Комсомол **педагогҳои ҷавони эҷодкорона кормекардагиро тарафдорӣ мекард.** Дар ҳафт лабораторияи КМ ИЛКҶУ, ки педагогҳо-навоварони намоён роҳбарӣ менамоянд, зиёда аз 2 ҳазор муаллимони ҷавон маҳорати касбии худро баланд бардоштанд.

**Як қисми комсомолон — талабагон кӯшиши дар дохили ИЛКҶУ донистани хешро мехоҳанд,** ташкили иттиҳодияҳои талабагии ташкилотҳои комсомолӣ дар ҳудуди ҷумҳурӣ, шаҳр, район бо органҳои роҳбарикунандаи худ қариб дар ҳар шаҳр, район штабҳои комсомолҳо хонандагони синфҳои болоӣ амал мекунанд, зиёда аз 100 кумитаҳои комсомолии мактабии шаҳрӣ, районӣ таъсис ёфтаанд.

### ДОНИШҶӮ ВА КОМСОМОЛ

**Кумитаи Марказии комсомол талаби донишҷӯёнро**

### ... ФАЪОЛИЯТИ БАЙНАЛМИЛАЛИИ КМ ИЛКҶУ

Тағйироти куллӣ дар сиёсати ҷаҳони КМ ИЛКҶУ-ро водор кард, ки бунёди шаклҳои фаоъолияти байналмиллии хешро ба тарзи дигар ба роҳ монад.

КМ ИЛКҶУ созмонҳои ҷавонони мамолики сусиёлистиро ба ҳамкорӣ ҳидоят мекунад. Таҳаввулоти дар мамолики Аврупои Шарқӣ ба вуқӯъ пайваста КМ ИЛКҶУ-ро водор кард, ки дар ҳамкорӣ бо ин мамлакатҳо ба шакл ва мазмуни фаъолияти худ таҷдиди назар кунад. Мисоли рӯшани он алоқаи ИЛКҶУ бо созмони ҷавонони ҶХХ аст.

Инкишофи баъдина боиси ҳамкорӣ бо созмонҳои коммунистӣ, инқилобию демократии ҷавонон ва ҳаракати миллию озодихоҳӣ гардид.

Амалӣ сохтани қарордодҳои анҷумани XX дар инкишофи алоқа бо созмонҳои ҷавонон қатъи назар аз ҷаҳдгирии сиёсӣ, дар асоси принципҳои нави хиради сиёсӣ боиси мустаҳкам шудани алоқа бо созмонҳои сусиёлистӣ, иттиҳоди ҷавонони сусиал-демократӣ, радикал ва либералҳои ҷавон, демократҳои христиан, консерваторӣ ва ғайра гардид.

Шаклҳои ғайрианъанавии ҳамкорӣ дар чорчӯбаи инкишофи идеяҳои «дипломатияи мардумӣ» бо берун омадан ба қишри ҷавонони советӣ иқдомоти фаъолияти таблиғотии байналмиллии ҷавонон» «Некст—стоп—Совьет» гардид.

Фестивали XIII умумиҷаҳонии ҷавонон ва муҳассилон, ки тобистони соли 1989 дар Пхеньян баргузор шуд, воқеаи муҳимест. КМ ИЛКҶУ ҷараёни таҷдид ва демократикунонии фаъолияти Федерацияи ҷаҳонии ҷавоно-

ни демократ ва Иттиҳоди байналмиллии донишҷӯёнро фаъолона пеш гирифтааст.

Вобаста ба эҳтиёҷи инкишофи ИЛКҶУ ҷаҳдгирии таҷдиди назар дар фаъолияти байналмилалӣ амалан оғоз ёфт. ИЛКҶУ барои Ривоҷи алоқа бо ин роҳ дар инкишоф додани маълумот, маданият, тайёрии касбӣ, тадқиқи проблемаҳои ҷавонон, иштирок дар муҳокимаи лоиҳаи иқтисодӣ ва илмию техникӣ, коромӯзии олимони ҷавон, мутахассисон, роҳбарони истеҳсолот бо мақсади тараққӣ додани мамлакат саҳм мегирад. Таъсис ва фаъолияти Комиссияи байналмиллии КМ ИЛКҶУ ҷузъи муҳими кори демократикунонии байналмилалӣ аст. КМ ИЛКҶУ, комитетҳои комсомолии кишварӣ, вилоятӣ дар алоқаи байналмилалӣ қисмҳои таркибӣ буданд.

### БОЗСОЗӢ дар равобити мутақобили ИЛКҶУ бо Кумитаи созмонҳои ҷавонони СССР

Бо рағбати ҷавонони советӣ аз инҳисороти намояндагӣ кашидани ИЛКҶУ дар оғози муколама ва ҳамкорӣ бо ҳама қувваҳои ҳаракати ҷавонон на фақат дар хориҷ, ҳамчунин дар дохили мамлакат сабаб шуд.

Декабри соли 1989 дар маҷлиси Кумитаи созмонҳои ҷавонони Иттиҳоди ҷумҳурии Шӯравии Сусиёлистӣ сохти созмонҳои ҷавонон муайян карда шуд.

Кумита дар фаъолияти якҷоя бо созмонҳои мамлакатҳои мухталиф, аз ҷумла бо онҳое, ки ҳоло ташкил шудаанд, амал намуда мавқеи ҷавононро дар назди органҳои ҳукуматӣ ва советию ҷамъиятӣ муайян мекунад.

ИЛКҶУ имкон пайдо мекунад, ки муносибат ва ҳамкориро бо созмонҳои мухталифи ҷавонон мустаҳкам кунад.

## VIII.

### БОЗСОЗИИ ИЛКҶУ: ҶАМЪБАСТИ АСОСИИ СЕ СОЛ

Кори КМ ИЛКҶУ-ро дар давраи ҳисобот ҷамъбаст карда ба хулоса омадем:

Вазифаҳо ва фаъолияти Кумитаи Марказӣ ба қарорҳои анҷумани XX ИЛКҶУ мутобиқ аст. Имрӯз комсомол ба фазои васеи демократӣ эҷодкорона баромадааст, худро субъекти сиёсати реалӣ ҳис мекунад. Вай функцияи нави худро, ки дар байни он ҳимояи ҳуқуқ ва шавқу рағбати аъзояш, созмони шароити реалӣ барои ташаккули гармонӣ ва ҳамаҷонибаи шахсият, таваҷҷӯҳи ҷамъиятро ба проблемаҳои насли ҷавон ҷалб кардан, иштироки фаъол дар таҳия ва иҷрои сиёсати давлатии ҷавонон, омода кардани ҷавонону духтарон ба ҳаёти пурмазмун дар шароити сусиёлизми гуманистӣ ва демократӣ мавҷуд аст, ба амал татбиқ мекунад. Саҳми комсомол дар ривоҷи илм, истеҳсолот, маълумот, маданият, кооперативҳо ва марказҳои худтаъминкунӣ зарур аст.

Чӣ хеле ки аз таҷрибаи гузашта баъди анҷумани XX ИЛКҶУ аён шуд, демократикунонии ҳамаҷониба дар ҳаёти дохилии иттифоқ лозим аст.

Увлавияти ташкилотҳои ибтидоӣ, ба онҳо додани ҳуқуқи васеъ дар интихоботи альтернативӣ, назорати демократии «поёниҳо» аз рӯи болоиҳо», эҷодкорона инкишоф додани принципҳои таркибии он базаи таҷдиди ИЛКҶУ гаштааст. Ихтиёран рад кардани инҳисорот дар ҳаракати ҷавонон комсомолро имкон медиҳад, барои плюрализми реалӣ баромад кунад.

ИЛКҶУ ба муколамаи баҳодиҳӣ ва амали эҷодии якҷоя ба ҳамаи гурӯҳҳои ҳаракати ҷавонон дар мамлакат, барои гуманизм, сусиёлизми демократӣ баромад мекунанд, омода аст. Вай дар мамлакат таъсис додани структураи ҷамъиятии ҳамфикрии сиёсиро яке аз вазифаҳои муҳими хеш меҳисобад.

Ғайр аз он КМ ИЛКҶУ на ҳама вақт бо рафти тағйири ҷараёни иҷтимоӣ баробар қадам зад. Гуфтан ҷоиз аст, ки муносибат ба тарзи кӯҳна, догматизм ва шубҳа аз он ки «мабодо хато кунам» ва ноӯҳдабароӣ дар баҳои реалӣ додан ба воқеаҳои иҷтимоӣ дар комсомол мавҷуд буд. Вале, ин норасоиҳоро, ки ҳам дар КМ ИЛКҶУ ва ҳам дар сохти ташкилотҳои дигари комсомол ба назар мерасанд, бидуни инкишофи мамлакат ва ҷамъият ҳисобидан имконнопазир аст.

# ОИННОМАИ ИЛКҶУ *ЛОИҲА*

Иттифоқи Ленинии Коммунистии Ҷавонони Умумииттифоқ ташкилоти ихтиёрӣ, мустақили ҷамъиятию сиёсии ҷавонони шӯравӣ аст.

ИЛКҶУ дар асоси оиннома худ ва Конституцияи ИҶШС, қонуниятҳои шӯравӣ ва шартномаҳои байналхалқии ИҶШС амал мекунад.

Мақсади асосии ИЛКҶУ — ба одами ҷавон дар инкишофи шахсиашон кӯмак кардан, одамони ҷавонро барои дар амалӣ гардондани ҷамъияти демократии сусиёлистӣ, муттаҳид кардан аст.

ИЛКҶУ барномаи худро дошта, кӯшиш менамояд, ки дар идора кардани корҳои давлатӣ ва мамлакат ширкат варзад, барои муҳофизат ва дар амал татбиқ кардани манфиатҳои ҷавонон ва пеш аз ҳама, аъзоёни ИЛКҶУ имконият ва ваколатҳои худро истифода мекунад.

ИЛКҶУ ба умумияти идеявӣ бо ҲКИШ кӯшиш намуда, вазифаҳои ҷорӣ ва оянда, самту тарзҳои корашро мустақилона муайян мекунад; бо дигар ташкилотҳои ҷавонон ва дигарҳо ҳамкорӣ менамояд.

### I. АСОСҲОИ ҲАЁТИ ДОХИЛИИТТИФОҚИИ ИЛКҶУ

1. Ҳаёти дохилииттифоқии ИЛКҶУ дар заминаи принципҳои зерин асос меёбад:

а)—эҳтироми шахсият ва ақидаи ҳар як ташкилот;

б)—коллективӣ будани кор дар ҳамаи ташкилотҳо; коллективӣ будани қарорҳои қабулшаванда ва ҷавобгарии шахсии аъзоёни ИЛКҶУ барои кори супурдашуда;

в)—интихобӣ будани ҳамаи органҳои комсомолӣ аз поён то боло;

г)—пайваста ҳисобот додани органҳои комсомолӣ дар назди ташкилотҳои худ ва дар бораи фаъолияти худ ва ташкилотҳо ахбор додани органҳои болоӣ;

д)—озодии мубоҳиса, ошкорбаёнии пурра дар корҳои ҳамаи органҳои комсомолӣ ва ташкилотҳо;

е)—эҳтироми ҳуқуқи аксарият ва ақаллият: манфиатҳои аксариятро, ҳуқуқи аз номи тамоми ташкилот баромад кардан ва амал намудан, ҳуқуқи моликияти ташкилотро истифода намудан таъмин менамояд; манфиатҳои ақаллиятро ба ақидаи ҷамъиятӣ такя намуда, ҳуқуқашон дар бораи муҳофизат кардани мавқеи худ, фаъолияте кардан, ки мухолифи Оинномаи ИЛКҶУ набошад, худмуайянкуниашон аз ҷиҳати ташкилотӣ то ҷудошавӣ таъмин менамояд;

ж)—ҳатмӣ будани қарорҳои органҳои болоӣ барои поёнӣ, агар ин қарорҳоро онҳо дар ҳудуди салоҳияте қабул карда бошанд, ки ба ин органҳо ташкилотҳои поёнӣ бовар карда бошанд;

з)—дар ИЛКҶУ ҳудудҳои салоҳияти органҳои болоӣ ва интихобӣ муайян карда мешавад. Функция ва ваколатҳои органҳои интихобиро қарори анҷумани ИЛКҶУ, анҷуманҳои ИЛКҶ ҷумҳуриятҳои иттифоқӣ, конференция ва маҷлисҳои ташкилотҳои комсомолӣ муайян мекунанд.

Ягонагии амалӣ кардани самт ва вазифаи умумии ИЛКҶУ мустақилияти васеъи ҳамаи ташкилотҳои комсомолӣ дар интихоби тарз ва методҳои ҷорӣ кардани онҳоро ба назар дорад.

2. КМ ИЛКҶУ, комитетҳои комсомол метавонанд мукофотҳои комсомолиро таъсис намоянд.

### II. АЪЗОЁНИ ИЛКҶУ, ҲУҚУҚ ВА ВАЗИФАҲОИ ОНҲО

3. Ҳар як одами ҷавони Иттиҳоди Шӯравӣ дар синни 14 то 28-солагӣ, ки Барнома ва Оинномаи ИЛКҶУ-ро эътироф карда, дар кори яке аз ташкилотҳои комсомолӣ иштирок намояд, аъзоҳаққӣ супорад, аъзои ИЛКҶУ шуда метавонад.

Дар баъзе мавридҳо ташкилоти ибтидоии комсомолӣ метавонад наврасро ҳанӯз ба синни 14 нарасида ба аъзогии ИЛКҶУ қабул кунад, ё баъди 28-солагӣ мӯҳлати дар ҳайати комсомол мондани ҷавонро дароз кунад.

4. Ҳангоми гузариши аъзоёни ИЛКҶУ аз як ташкилот ба ташкилоти дигар ҳуқуқҳояшон, ки дар Оинномаи ИЛКҶУ нишон дода шудааст, набояд поймол гардад.

**5. Қабул ба аъзогии ИЛКҶУ.**

Масъалаи қабул ба аъзогии ИЛКҶУ дар ташкилоти ибтидоӣ муҳокима ва ҳал мегардад, дар айни замон ташкилот метавонад, зарурати ба қабулшаванда тавсияннома доданро муайян кунад. Қарор дар сурате қабулшуда ҳисоб мешавад, ки агар ба тарафдории он на камтар аз нисфи аъзоёни ИЛКҶУ-и дар маҷлис иштирок дошта овоз дода бошад.

**6. Аъзои ИЛКҶУ ҳуқуқ дорад:**

а)—аз ташкилотҳо ва органҳои комсомолӣ, воситаҳои ахбори оммавии комсомолӣ барои муҳофизат ва дар амал ҷорӣ кардани манфиат ва ҳуқуқҳои худ кӯмак пурсад, имкониятҳои сиёсӣ, ташкилотӣ ва моддии ИЛКҶУ-ро истифода кунад;

б)—пешниҳод кунад, интихоб кунад ва дар органҳои комсомолӣ интихоб шавад. Аз рӯи ҳамаи масъалаҳои фаъолияти комсомол муҳокима ронад, танқид кунад, таклифу дархост пешниҳод кунад, нуқтаи назари худро ҳифз намояд;

г)—дар маҷлисҳо, машваратҳои органҳои комсомолие, ки масъалаи фаъолияти ӯ ё тартибу интизомашро муҳокима мекунанд, шахсан иштирок кунад;

д)—ба ташкилоти комсомолӣ барои гирифтани характеристика ва тавсиянома муроҷиат кунад;

е) —аз ахбори озоди дар ихтиёри органҳои комсомолӣ буда истифода кунад, ба ҳар органи комсомолӣ, то анҷумани ИЛКҶУ бо масъала, арз ва таклифу дархост муроҷиат намояд ва аз рӯи муроҷиати худ ҷавоби қаноатбахш талаб намояд;

ж)—дар кори дигар ташкилотҳои ҷамъиятию сиёсие, ки принцип ва фаъолиаташон мухолифи Конституцияи ИҶШС нестанд ва барои иҷрои Барнома ва Оинномаи ИЛКҶУ ...

аст.

### IV. ТАШКИЛОТҲОИ ИБТИДОИИ КОМСОМОЛӢ

**17. Ташкилоти ибтидоӣ асоси ИЛКҶУ аст.**

Вазифаҳои ташкилоти ибтидоӣ дар ИЛКҶУ-ро ҳуқуқҳояш таъмин менамоянд.

а)—ҳамаи масъалаҳои ҳаёт ва фаъолияташро, ба ҷуз он масъалаҳое, ки ҳаллашон ба салоҳияти органи болоӣ тааллуқ дорад, худаш ҳал мекунад;

б)—сохти дохилии худро мустақилона муайян карда, ташкилотҳои ҳуқуқи ташкилоти ибтидоӣ дошта ва гурӯҳи комсомолӣ таъсис медиҳад;

в)—мустақилона мӯҳлати гузаронидани маҷлисҳои комсомолиро муайян мекунад;

г)—ҳуқуқи шахси юридикиро дошта, маблағҳо ва воситаҳои худро истифода карда метавонад;

д)—фаъолияти ноширӣ карда, органҳои ахбори худро дорад;

е)—намояндагонашро ба органҳои интихобӣ пешбарӣ карда, ба онҳо супориш медиҳад, ҷавоб пурсад, ҳисоботашонро шунавад, дар ҳолати зарурӣ онҳоро пас талаб мекунад.

18. Қарор дар бораи таъсис додани ташкилоти ибтидоиро маҷлиси муассисон дар ҳайати аз 3 нафар зиёдтар аъзоёни ИЛКҶУ қабул карда, аз тарафи органи болоии комсомолӣ ба қайд гирифта мешаванд.

19. Маҷлиси умумӣ ё конференсияи ташкилоти ибтидоӣ кумитат (бюро, президиум ва ғайра ва ё котиб интихоб мекунад.

Комитети комсомол (бюро, президиум ва ғайра), (котиб) кори ҷории ташкилотро ба роҳ мемонад. Ташкилоти ибтидоӣ ҳуқуқ дорад комиссияи назорат интихоб кунад.

20. Қарор дар бораи пароканда кардани ташкилоти ибтидоиро маҷлиси умумии ин ташкилот қабул мекунад. Дар сурати амалан фаъолият накардан, ё агар фаъолияти он ба Барнома ва Оинномаи ИЛКҶУ мухолиф бошад, қарор дар бораи пароканда кардани ташкилоти комсомолиро органи болоӣ қабул мекунад.

### V. ИТТИФОҚИ ЛЕНИНИИ КОММУНИСТИИ ҶАВОНОНИ ҶУМҲУРИИ ИТТИФОҚӢ

21. Иттифоқи Ленинии Коммунистии Ҷавонони ҷумҳуриҳои иттифоқӣ ташкилоти ихтиёрӣ, мустақил, ҷамъиятию сиёсии ҷавонони ҷумҳуриҳои иттифоқӣ мебошанд.

22. ИЛКҶ ҷумҳуриҳои иттифоқӣ дар асоси ихтиёрӣ ва баробарҳуқуқӣ дар ҳайати ИЛКҶУ муттаҳид шуда, дар ҳалли масъалаҳои умумикомсомолӣ тавассути намояндагии кафолатнокашон дар органҳои болоии марказии интихобии ИЛКҶУ ширкат меварзанд. Онҳо ҳуқуқи пурра дошта, қисман бо тарзи ихтиёрӣ вазифаҳои органҳои интихобии марказии ИЛКҶУ-ро иҷро мекунанд, ин ҳуқуқҳояшонро дар қарорҳои анҷумани ИЛКҶУ ва Оинномаи комсомол тасдиқ менамоянд. Вобаста ба ин онҳо барнома ва Оинномаи ИЛКҶУ, қарорҳои анҷуман ва КМ ИЛКҶУ-ро ба роҳбарӣ мегиранд.

23. ИЛКҶ ҷумҳуриҳои иттифоқӣ метавонанд барнома ва Оинномаи худро дошта бошанд, ки мухолифи Барнома ва Оинномаи ИЛКҶУ набошад, метавонанд, нишонаҳои иловагии рамзии худро дошта бошанд.

Ҳамаи меъёрҳои фаъолияти дохилииттифоқӣ, бо истиснои меъёрҳое, ки Оинномаи ИЛКҶУ муайян кардааст, ба салоҳияти ИЛКҶ ҷумҳуриҳои иттифоқӣ тааллуқ доранд.

24. ИЛКҶ ҷумҳуриҳои иттифоқӣ ҳуқуқ доранд, аз ҳайати ИЛКҶУ бароянд. Қарор дар бораи баромадан аз рӯи натиҷаҳои референдум, аксарияти 2/3 ҳиссаи овозҳои ҳамаи аъзоёни комсомол, ки дар қайди ИЛКҶ, ҷумҳуриҳои иттифоқӣ мебошанд, қабул карда мешаванд.

### VI. ТАШКИЛОТИ ИЛКҶУ ҚУВВАҲОИ МУСАЛЛАҲИ ИҶШС

25. Ташкилоти ИЛКҶУ Қувваҳои мусаллаҳи ИҶШС дар сафи худ комсомолон, хизматчиёни ҳарбӣ, коргарон ва хизматчиёни муассиса, корхона ва ташкилотҳои Вазорати мудофиаи ИҶШС-ро муттаҳид мекунад. Ташкилоти ИЛКҶУ Қувваҳои мусаллаҳи ИҶШС дар асоси Барнома ва Оинномаи ИЛКҶУ, Низомномаи дар конференцияи умумиармиягии комсомолӣ қабулшуда, кор мекунад.

ЭЗОҲ: Ташкилотҳои комсомолии қувваҳои сарҳадии КБД ИҶШС ва қувваҳои дохилии ВКД ИҶШС фаъолияташонро мувофиқи фаъолияти ташкилоти Қувваҳои мусаллаҳи ИҶШС ба роҳ мемонанд.

### VII. ИТТИҲОДИЯИ УМУМИИТТИФОҚӢ ВА АССОСИАЦИЯҲОИ ИЛКҶУ ДАР АСОСИ УМУМИЯТИ МАНФИАТҲОИ МУҲИМИ ИҶТИМОӢ

26. Иттиҳодияҳои умумииттифоқӣ ва ассосиацияҳои ИЛКҶУ барои ҳалли барномаҳои иҷтимоӣ, клубҳои сиёсии иттиҳодияҳо, ташкилотҳои ҳифзи муҳити зист (экологӣ) ва ҳамчунин дар асоси умумияти дигар манфиатҳои муҳими иҷтимоии ҷавонон мувофиқи дараҷаи ҷавонон метавонанд таъсис ёбанд.

Иттиҳодияҳои умумииттифоқӣ ва ассосиацияҳо барномаҳои худро, ки мухолифи Барномаи ИЛКҶУ набошанд, дошта метавонанд. Барои ҳалли масъалаҳои умумикомсомолӣ тавассути намояндагони хеш дар органҳои интихоботӣ иштирок карда метавонанд.

Барои муайян намудани меъёри ҳаёти дохилииттифоқӣ онҳо Оинномаи ИЛКҶУ, оиномаву ҳуҷҷатҳои нормативии ИЛКҶ-и ҷумҳуриҳои иттифоқиро ба роҳбарӣ мегирад.

Иттиҳодияҳои умумииттифоқӣ ва ассосиацияҳо метавонанд нишонаи рамзии иловагии худро дошта бошанд.

### VIII. ОРГАНҲОИ МАРКАЗИИ ИЛКҶУ

27. Органи олии ИЛКҶУ анҷуман ба ҳисоб меравад ...

ьоқӣ метавонад референдуми умумииттифоқии комсомолӣ барои ҳалли масоили муҳимтарини сиёсӣ ва дохилииттифоқие, гузаронида шавад, ки дар ҳаёту фаъолияти комсомол пайдо шудаанд, аз ҷумла, масоиле, ки дар мавриди онҳо Анҷумани ИЛКҶУ қарор қабул карда натавонист.

Агар дар он бештар аз нисфи аъзои ИЛКҶУ иштирок кунад, референдуми умумииттифоқии комсомолӣ салоҳиятдор ҳисоб карда мешавад. Агар бештар аз нисфи комсомолони дар он иштирок карда барои қарор овоз диҳанд, қарори референдум қабул шуда ҳисоб карда мешавад.

### X. КОМСОМОЛ ВА СОЗМОНИ УМУМИИТТИФОҚИИ ПЕШОҲАНГОНИ БА НОМИ В. И. ЛЕНИН

34. Комсомол бо Созмони умумииттифоқии пешоҳангони ба номи В. И. Ленин ба манфиати инкишофи иҷтимоии кӯдак ҳамкорӣ карда ба он аз тариқи моддиву молиявӣ ва илмиву методӣ пуштибонӣ ва дар тарбияти кадрҳо кӯмак мекунад.

Ба созмони пешоҳангон намояндагии ӯ дар органҳои интихобии комсомол кафолат дода мешавад. Аъзои ИЛКҶУ, ки дар созмони пешоҳангон кор мекунанд, ба ҳайати органҳои интихобии комсомол тибқи саҳмия (квота) — интихоб карда мешаванд, ки кумитаҳои марбутаи комсомол муқаррар кардаанд.

### XI. МОЛИКИЯТИ ИЛКҶУ

35. Ба моликияти ИЛКҶУ маводи пулӣ, биноҳо, иншоот, таҷҳизот, корхонаҳои комсомол таъсисдода, амволи дигаре дохил мешаванд, ки барои пешбурди вазифаҳои барнома ва ойинннома ба манфиати аъзои ИЛКҶУ заруранд.

Ташкилотҳои комсомолии ибтидоӣ, ноҳиявӣ, шаҳрӣ, округӣ, вилоятӣ ва кишварӣ; ташкилотҳои ИЛКҶУ дар Қувваҳои Мусаллаҳ, ИЛКҶ ҷамоҳири иттифоқӣ, ИЛКҶУ дар шахси органҳои интихобии худ салоҳияти соҳиби моликиятро дар насбати ҳамон қисми моликияти ИЛКҶУ пеш мебаранд, ки дар сатҳи онҳо ташкил мешаванд, ва шахси ҳуқуқӣ мебошанд. Дар ҳолате, ки агар ташкилот аз ҳайати ИЛКҶУ барояд, масъалаи моликиятро ӯ бо органи болоии интихобӣ ҳал мекунад.

Ҳангоми барҳам хӯрдани ташкилоти комсомолӣ ва ё органи интихобии ӯ органи олии ташкилоти мазкур (анҷуман, конференсия ва ё ҷаласаи умумӣ) ё органи болоӣ меросхӯри ҳуқуқии моликиятро муайян мекунад, ки шахсияти ҳуқуқӣ буда ҳадафҳоеро, ки Барнома ва Оинномаи ИЛКҶУ муқаррар карда аст, пеш мебарад.

36. Ташкилотҳои комсомолӣ метавонанд корхонаҳо, нашриёт, идораи рӯзномаву маҷаллаҳои ҷавонӣ, муассисаҳо, ташкилоти хоҷагӣ таъсис кунанд, фаъолияти иқтисодии хориҷӣ дошта бошанд. Тартиби ташкил, фаъолият, барҳам хӯрдан ва таҷдиди ташкилот (реорганизация)-ро КМ ИЛКҶУ ва КМ ИЛКҶ ҷамоҳирӣ иттифоқӣ тибқи қонунгузории Иттифоқи ҶШС ва ҷамоҳири иттифоқӣ муайян мекунанд.

37. Маводи пулии ИЛКҶУ аз ҳисоби ҳаққи узвият, маводе, ки аз чорабиниҳои ташкилотҳои комсомолӣ шомил мешаванд, даромади фаъолияти туристӣ—экскурсионӣ ва иқтисодии хориҷӣ, маблағи аз даромади нашриёту нашрияҳо, корхонаву ташкилоти хоҷагӣ, ки кумитаҳои комсомол ё худ бо иштироки онҳо таъсис додаанд, ҷудо карда шуда ва намудҳои дигари фаъолият гирд оварда мешаванд. Ҳамчунин хайрияҳои ихтиёрии шаҳрвандон, корхонаҳо ва созмонҳои хориҷӣ даромади ИЛКҶУ шуда метавонанд.

Ташкили буҷет дар ИЛКҶУ аз поён ба боло сурат мегирад.

38. Ҳаққи узвияти моҳона дар чунин мизон муқаррар карда мешавад:

одамони даромади моҳонаашон:

— то 80 сӯм —10 тин;

— аз 81 то 100 сӯм — 0,5 фоиз;

— аз 101 то 150 сӯм — 1,0 фоиз;

— беш аз 150 сӯм — 1,5 фоиз месупоранд.

Аъзои ИЛКҶУ — хонандагон ва донишҷӯёне, ки идрор намегиранд, ҳаққи узвиятро танҳо аз ҳисоби музди кори кардаашон месупоранд.

Аъзои ИЛКҶУ, ки даромад надоранд ва ҳам дар рухсатии декретӣ ва рухсатӣ барои тарбияти кӯдак будагон, ва ҳамчунин онҳое, ки аз бунёди суғуртаи иҷтимоӣ мададмаош мегиранд, метавонанд аз супурдани ҳаққи узвият бо қарори ташкилоти ибтидоӣ озод карда шаванд.

Қароргоҳи ИЛКҶУ дар шаҳри Маскав аст.

## ЛОИҲАИ ҚАТЪНОМАҲОИ ИМКОНПАЗИРИ АНҶУМАНИ XXI ИЛКҶУ

### «Дар бораи интихоби аъзои КМ ИЛКҶУ, Бюро ва Котибони КМ ИЛКҶУ»

Аъзои КМ ИЛКҶУ дар анҷуманҳои ИЛКҶ ҷумҳуриҳои иттифоқӣ, конференсияҳои ташкилотҳои комсомолии ҷумҳуриҳо, кишварҳо, вилоятҳо, дар конференсияҳои комсомолии ташкилотҳои Қувваҳои Мусаллаҳи ИҶШС, қӯшунҳои сарҳадӣ, дохилӣ, Шӯрои Марказии Созмони умумииттифоқии пешоҳангони ба номи В. И. Ленин интихоб мегарданд. Интихоби аъзои КМ ИЛКҶУ бо қарори анҷуман, конференсия бо райъгирии аланӣ ё пӯшида (махфӣ) гузаронида мешавад. Номзадҳое интихобшуда ҳисобида мешаванд, ки ба тарафдориашон аз нисф зиёди вакилони дар кори анҷуман, конференсия ширкат дошта овоз диҳанд.

Аъзои КМ ИЛКҶУ ба таври зайл интихоб мешаванд:

**а) дар асоси намояндагӣ:**

— се нафарӣ аъзои КМ аз ҳар ИЛКҶ ҷумҳуриҳои иттифоқӣ;

— се аъзои КМ аз ташкилотҳои ИЛКҶУ Қувваҳои Мусаллаҳи ИҶШС;

— як нафарӣ узви КМ аз ҳар ташкилоти комсомолии вилоятӣ, кишварӣ, ҷумҳурӣ, инчунин аз ҳар ташкилоти комсомолии вилоят ва округҳои автономӣ;

— се нафар аъзои КМ аз Шӯрои Марказии Созмони умумииттифоқии пешоҳангони ба номи В. И. Ленин.

**б) тибқи меъёри намояндагӣ аз теъдоди** ИЛКҶ ҷумҳуриҳои иттифоқӣ, ташкилоти ИЛКҶУ Қувваҳои Мусаллаҳи ИҶШС ташкилотҳои комсомолии ҷумҳурӣ, кишварӣ ва вилоятӣ.

Меъёри намояндагӣ барои интихоби аъзои КМ ИЛКҶУ-ро Пленуми КМ ИЛКҶУ муайян мекунад.

Ҳангоми муайянкунии теъдоди интихобшавандаи аъзои КМ ИЛКҶУ аз ИЛКҶ ҷумҳуриҳои иттифоқӣ аз теъдоди ин ИЛКҶ ҷумҳуриҳои иттифоқӣ теъдоди ташкилотҳои комсомолие, ки ҳуқуқи интихоби мустақими аъзои КМ ИЛКҶ-ро доранд, истисно мегардад.

Ваколати аъзои интихобшудаи КМ ИЛКҶУ-ро анҷумани ИЛКҶУ тасдиқ менамояд. Дар давраи байни анҷуманҳо ваколати онҳоро пленуми КМ ИЛКҶУ тасдиқ мекунад. Қарор он вақт қабулшуда ҳисоб мешавад, ки аз нисф зиёди вакилони иштирокдори анҷуман ё аъзои КМ ИЛКҶУ ба тарафдориаш овоз дода бошад.

Ваколати аъзои КМ ИЛКҶУ дар ҳолати вайрон шудани тартиботи муқаррааргардидаи интихоб метавонад тасдиқ нашавад.

Узви Кумитаи марказии ИЛКҶУ дар асоси қарори ташкилоти комсомолие, ки ӯро намоянда интихоб кардааст, аз ҳайати КМ бозхоста шуданаш мумкин аст. Қарор дар бораи бозхостан ё интихоботи иловагии узви КМ ИЛКҶУ бо тарзи райъгирии аланӣ ё пӯшида (махфӣ) бо аксарияти овозҳои иштирокдорони аъзои дахлдори комитети комсомолӣ қабул мешавад. КМ ИЛКҶУ метавонад ба ИЛКҶ ҷумҳурии иттифоқӣ, ташкилоти комсомолие, ки узви КМ-ро намояндагӣ кардаанд, бо пешниҳоди бозхостани ӯ муроҷиат кунад.

Узви азнавинтихобшудаи КМ ИЛКҶУ ваколати хешро баъди онро тасдиқ намудани КМ ИЛКҶУ соҳиб мегардад.

Кумитаи Марказии ИЛКҶУ аз ҷумлаи аъзои КМ Бюрои Кумитаи Марказиро ташкил менамояд. Аз чанд нафар иборат шудани ҳайати Бюроро пленуми КМ ИЛКҶУ муайян мекунад. Ба ҳайати Бюро котиби якуми КМ ИЛКҶУ, сармуҳаррири рӯзномаи «Комсомольская правда» аз рӯи вазифа, як нафарӣ намояндагон аз ҳар ИЛКҶ ҷумҳуриҳои иттифоқӣ, ташкилоти ИЛКҶУ Қувваҳои Мусаллаҳи ИҶШС, Шӯрои Марказии Созмони умумииттифоқии пешоҳангони ба номи В. И. Ленин, ки бояд на камтар аз 2/3 аз шумораи умумии аъзои Бюроро ташкил диҳанд, дохил мешаванд.

Қарор дар бораи ба ҳайати Бюрои КМ ИЛКҶУ дохил намуданро вакилони анҷумани ИЛКҶУ аз ҳамон ташкилотҳо қабул мекунанд, дар давраи байни анҷуманҳо бошад, қарор дар пленумҳои комитетҳои дахлдори комсомолӣ қабул мешавад.

Ваколати ба ҳайати Бюрои КМ ИЛКҶУ дохилшударо Пленуми КМ тасдиқ менамояд.

Аъзои дигари Бюро дар Пленуми КМ бо пешниҳоди аъзои КМ ИЛКҶУ интихоб мешаванд.

Бо пешниҳоди котиби якум аз ҷумлаи аъзои КМ ИЛКҶУ пленуми Кумитаи Марказӣ котибони КМ ИЛКҶУ-ро интихоб менамояд.

Интихоби аъзои Бюро, котибони КМ ИЛКҶУ метавонад бо қарори пленуми КМ ИЛКҶУ ба тарзи райъгирии аланӣ ва ё пӯшида (махфӣ) гузаронида шавад. Номзадҳое интихобгардида ҳисоб мешаванд, ки ба тарафдориашон аз нисф зиёди аъзои ИЛКҶУ, ки иштирок доранд, овоз дода бошанд.

### «Дар бораи вазифа ва салоҳияти Кумитаи Марказии ИЛКҶУ, Бюро, Котибон ва аппарати КМ ИЛКҶУ»

Анҷумани XX1 ИЛКҶУ таҷрибаи ҷории органҳои интихобии комсомолро иваз намудани аппарат, омехташавии вазифаҳову салоҳияти органҳои интихобӣ, фармондеҳ ва иҷрокунандаро маҳкум менамояд. Анҷуман чунин меҳисобад, ки яке аз кафили воқеии демократикунонии ИЛКҶУ ин аз ҷониби органҳои олии ташкилотҳои комсомолӣ муайян сохтани ҳудуди аниқи вазифа ва салоҳиятҳои органҳои интихобӣ, фармондеҳ ва аппаратҳои онҳо мебошад.

Ба ин муносибат анҷуман қарор мекунад:

1. Бо мақсади мутобиқнамоии фаъолияти ИЛКҶ ҷумҳуриҳои иттифоқӣ, ташкилотҳои ИЛКҶУ-и Қувваҳои Мусаллаҳи ИҶШС, ҳамкорӣ бо органҳову ташкилотҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ дар сатҳи умумииттифоқ, ҳалли масъалаҳои умумикомсомол дар давраи байни анҷуманҳо, вазифаҳои зерини Кумитаи Марказии ИЛКҶУ муқаррар гардад:

— муайян намудани мавқеи комсомол аз рӯи масъалаҳои муҳими ҳаёти давлат ва ҷомиа дар давраи байни анҷуманҳо;

— намояндагӣ кардани манфиатҳои ИЛКҶУ дар органҳои уму- ...

б)—тақсимоти маблағҳои дар сатҳи КМ ИЛКҶУ ғуншуда;

в)—таҳияи ҳуҷҷатҳои меъёрӣ оид ба масъалаҳои таъсис, амалкунӣ, азнавтаъсискунӣ ва барҳамдиҳии корхонаҳои комсомол, пешбурди муҳосиба, ҳифз ва тақсими мусаввадаҳои ҳуҷҷатҳои комсомол;

г)—бекор кардани қарорҳои органҳои поёнӣ, ки онҳо ба Оиннома ва Барномаи ИЛКҶУ мухолиф бошанд;

— аз номи ИЛКҶУ доимон ва дар давраҳои байни анҷуманҳои ИЛКҶУ баромад кардан;

— шарҳу тафсир додани бахшҳои Оинномаи ИЛКҶУ.

2. Муқаррар гардад, ки вазифаҳои Бюрои КМ ИЛКҶУ аз инҳо иборатанд:

— амалӣ гардониданивазифаҳои дар қарорҳо ва супоришҳои пленумҳои КМ ИЛКҶУ муайян гардида;

— намояндагӣ кардани манфиатҳои комсомол дар органҳои умумииттифоқии ҳокимияти давлатӣ ва созмонҳои ҷамъиятӣ дар давраи байни пленумҳои КМ ИЛКҶУ;

— таъмин намудани ташкили кори КМ ИЛКҶУ, даъват наму- ...

**6. Аъзои ИЛКҶУ ҳуқуқ дорад:**

а)—аз ташкилотҳо ва органҳои комсомолӣ, воситаҳои ахбори оммавии комсомолӣ барои муҳофизат ва дар амал ҷорӣ кардани манфиат ва ҳуқуқҳои худ кӯмак пурсад, имкониятҳои сиёсӣ, ташкилотӣ ва моддии ИЛКҶУ-ро истифода кунад;

б)—пешниҳод кунад, интихоб кунад ва дар органҳои комсомолӣ интихоб шавад. Аз рӯи ҳамин масъалаҳои фаъолияти комсомол муҳокима ронад, танқид кунад, таклиф дархост пешниҳод кунад, нуқтаи назари худро ҳифз намояд;

г)—дар маҷлисҳо, машваратҳои органҳои комсомолие, ки масъалаи фаъолияти ӯ ё тартибу интизомашро муҳокима мекунанд, шахсан иштирок кунад;

д)—ба ташкилоти комсомолӣ барои гирифтани характеристика ва тавсиянома муроҷиат кунад;

е) —аз ахбори озоди дар ихтиёри органҳои комсомолӣ буда истифода кунад, ба ҳар органи комсомолӣ, то анҷумани ИЛКҶУ бо масъала, арз ва таклифу дархост муроҷиат намояд ва аз рӯи муроҷиати худ ҷавоби қаноатбахш талаб намояд;

ж)—дар кори дигар ташкилотҳои ҷамъиятию сиёсие, ки принцип ва фаъолияташон мухолифи Конституцияи ИҶШС нестанд ва барои иҷрои Барнома ва Оинномаи ИЛКҶУ халал намерасонанд, иштирок кунанд;

з)—дар як вақт дар кори ҳам ташкилоти ибтидоии худ ва ҳам дигар ташкилот иштирок кунад, ё аз як ташкилот ба ташкилоти дигар, бо розигии ташкилоти охирин, дар ҳудуди ИЛКҶ ҷумҳурии иттифоқӣ гузарад.

**7. Аъзои ИЛКҶУ вазифадор аст:**

а)—дар иҷрои вазифаҳои муайянкардаи Барномаи ИЛКҶУ иштирок кунад;

б)—боигариҳои умумибашариро ба роҳбарӣ гирифта, адолати социалистиро ҳимоя кунад, бо меҳнати худ ба ҷамъият нафъ орад, ба мустаҳкам шудани дӯстӣ ва ҳамдигарфаҳмии халқҳои ИҶШС ва тамоми олам мусоидат намояд;

в)—дар бораи обрӯю эътибори ИЛКҶУ, дар бораи пурра кардани сафҳои комсомол ғамхорӣ намуда, талаботи Оинномаи ИЛКҶУ-ро риоя кунад;

г)—муносибати худро бо иттифоқ дар асоси рафоқат, эҳтиром ва ёрии байниҳамдигарӣ созад.

**8. Қатъ гаштани аъзогии ИЛКҶУ.**

Аъзогии ИЛКҶУ қатъ мешавад:

а)—бо ихтиёри аъзои ИЛКҶУ пас аз он, ки ӯ дар ин бора ба ташкилоти ибтидоӣ хаттӣ муроҷиат кунад ва билети комсомолиашро супорад;

б)—ба муносибати аз синну соли аъзогии ИЛКҶУ баромадан, агар аъзои комсомол дар ин вақт ба органи комсомолӣ интихоб нашуда бошад, дар кори комсомолӣ ва вожатии пионерӣ набошад ва дар бораи дароз кардани мӯҳлати аъзогии ИЛКҶУ ариза надодааст.

9. Масъалаи аз сафи ИЛКҶУ хориҷ кардан дар ташкилоти ибтидоӣ ҳал мешавад. Қарор ҳамон вақт қабулшуда ҳисоб мешавад, ки агар ба тарафдории он бештар аз нисфи аъзоёни ИЛКҶУ-и дар маҷлис иштирок дошта овоз дода бошанд.

10. Аз сафи ИЛКҶУ хориҷшуда ҳуқуқ дорад, дар мӯҳлати то ду моҳ ба органи болоии комсомолӣ, то КМ ИЛКҶУ, барои худсафедкунӣ арз кунад. Сафедкунӣ дар мӯҳлати ду моҳи баъди расидани ариза муҳокима мегардад.

## III. СОХТИ ТАШКИЛОТИИ ИЛКҶУ

11. Ташкилотҳои ибтидоии комсомолӣ дар ҷои кор, хизмат таҳсил, истиқомат ва дар асоси умумияти манфиатҳои аҳамияти иҷтимоидоштаи комсомолон (аз рӯи категорияҳои ҷавонон барои дар амал ҷорӣ кардани барномаҳои иҷтимоӣ, дар клубҳои сиёсӣ, ташкилотҳои экологӣ ва ғайраҳо) таъсис дода мешаванд.

12. Барои ба низом даровардани фаъолияти худ, ҳамкорӣ бо ташкилотҳои давлатӣ, ҷамъиятӣ ва органҳои дараҷаи минтақавии ташкилотҳои комсомолӣ дар ташкилотҳои ноҳиявӣ, шаҳрӣ округӣ, вилоятӣ, кишварӣ ва ҷумҳурии ИЛКҶ ҷумҳуриятҳои иттифоқӣ, дар ҳолати зарурӣ бо дигар иттиҳодияҳои минтақавӣ муттаҳид мешаванд.

Ташкилотҳои комсомолӣ инчунин метавонанд дар иттиҳодия ва ассотсиатсияҳои минтақавию умумииттифоқӣ дар асоси умумияти манфиатҳои аҳамиятноки иҷтимоӣ муттаҳид гарданд.

ЭЗОҲ: Аъзоёни ИЛКҶУ, ки дар хориҷа кору зиндагӣ доранд ба ташкилотҳои комсомолии муассиса ва коллективҳои шӯравии ин мамлакатҳо муттаҳид мегарданд.

Ин ташкилотҳо бевосита ба ҳайати ИЛКҶУ дохил шуда, дар асоси Барнома ва Оинномаи ИЛКҶУ, ҳуҷҷатҳои меъёрии КМ ИЛКҶУ кор мекунанд.

13. Дар ҳолати зарурӣ ташкилотҳои ибтидоии комсомолӣ метавонанд бевосита ба ташкилотҳои вилоят, кишвар, ҷумҳурии худ ва ИЛКҶ ҷумҳурии иттифоқӣ дохил шаванд.

Дар ин сурат ҷояшонро дар структура ва статуси ташкилот худашон муайян мекунанд, ё органи интихобии болоии дахлдор муайян мекунад.

14. Ташкилотҳои комсомол органҳои интихобии худ — комитетҳои комсомол (президиум, шӯрои котибон ва ғайраҳо) ва комиссияҳои назораташонро таъсис медиҳанд. Органҳои интихобӣ метавонанд аппарати худро таъсис дода, структура ва штати онро муайян кунад.

15. **Органи олии ташкилоти комсомолӣ** маҷлиси умумӣ, конференция аст, барои ИЛКҶ ҷумҳурии иттифоқӣ ва ИЛКҶУ анҷуман. Маҷлис, конференция, анҷуман ҳамон вақт салоҳият доранд, ки агар дар онҳо аз нисф зиёди аъзоёни ташкилот ё вакилони интихобшуда иштирок карда бошанд.

16. Органи интихобии ташкилоте, ки комсомолони минтақаи дахлдорро муттаҳид кардааст, нисбат ба ҳамаи дигар органҳои интихобии ташкилотҳои комсомолии ба он дохил буда, болой

менамоянд.

## VII. ИТТИҲОДИЯИ УМУМИИТТИФОҚӢ ВА АССОЦИАЦИЯҲОИ ИЛКҶУ ДАР АСОСИ УМУМИЯТИ МАНФИАТҲОИ МУҲИМИ ИҶТИМОӢ

26. Иттиҳодияҳои умумииттифоқӣ ва ассоциацияҳои ИЛКҶУ барои ҳалли барномаҳои иҷтимоӣ, клубҳои сиёсии иттиҳодияҳо, ташкилотҳои ҳифзи муҳити зист (экологӣ) ва ҳамчунин дар асоси умумияти дигар манфиатҳои муҳими иҷтимоии ҷавонон мувофиқи дараҷаи ҷавонон метавонанд таъсис ёбанд.

Иттиҳодияҳои умумииттифоқӣ ва ассоциацияҳо барномаҳои худро, ки мухолифи Барномаи ИЛКҶУ набошанд, дошта метавонанд. Барои ҳалли масъалаҳои умумикомсомолӣ тавассути намояндагони хеш дар органҳои интихоботӣ иштирок карда метавонанд.

Барои муайян намудани меъёри ҳаёти дохилииттифоқӣ онҳо Оинномаи ИЛКҶУ, оиномаву ҳуҷҷатҳои нормативии ИЛКҶ-и ҷумҳуриҳои иттифоқиро ба роҳбарӣ мегирад.

Иттиҳодияҳои умумииттифоқӣ ва ассоциацияҳо метавонанд нишонаи рамзии иловагии худро дошта бошанд.

## VIII. ОРГАНҲОИ МАРКАЗИИ ИЛКҶУ

27. Органи олии ИЛКҶУ анҷуман ба ҳисоб меравад. Анҷуманҳои навбатии ИЛКҶУ дар се сол як маротиба доир мегарданд. Қарори даъвати анҷуманро пленуми КМ ИЛКҶУ қабул менамояд.

Анҷуманҳои ғайринавбатӣ бо ташаббуси пленуми КМ ИЛКҶУ, ҳамчунон мувофиқи талаби на камтар аз 1/4 ҳиссаи ИЛКҶ-и ҷумҳуриҳои иттифоқӣ, ё ки бо қарори ташкилотҳои комсомолӣ, ки дар ҳайати худ на камтар аз 1/4 ҳиссаи аъзоҳои ИЛКҶУ-ро муттаҳид месозанд, даъват мегардад.

ЭЗОҲ: меъёри дар Оиннома муқарраршуда «1/4 ИЛКҶ ҷумҳуриҳои иттифоқӣ» дар баробари ИЛКҶ-и ҷумҳуриҳои иттифоқӣ ташкилотҳои ИЛКҶУ-и Қувваҳои мусаллаҳи ИҶШС-ро низ фаро мегиранд.

Даъвати анҷуман ва тартиби рӯзи он на камтар аз се моҳ то оғози анҷуман эълон мегардад. Вакилони анҷуман бо дарназардошти фикри ташкилотҳои ибтидоӣ ба тариқи раъйдиҳии пӯшида интихоб мегарданд. Меъёри намояндагон ва тартиби интихоби вакилони анҷуманро пленуми КМ ИЛКҶУ муайян мекунад.

28. Анҷумани ИЛКҶУ тамоми масоили ҳаёт ва фаъолияти комсомолро ҳал мекунад.

Ба салоҳияти истисноии анҷумани ИЛКҶУ тааллуқ дорад:

а)—қабули қарорҳо оид ба ҳисоботи Комитети Марказии ИЛКҶУ ва Комиссияи Марказии Назорати ИЛКҶУ;

б)—қабули Барнома ва Оинномаи ИЛКҶУ;

в)—қабули Низомнома оид ба КМН ИЛКҶУ, интихоби КМН ИЛКҶУ.

Анҷумани ИЛКҶУ салоҳияти аъзоҳои комитети Марказии ИЛКҶУ-ро, ки аз ҷониби ташкилотҳои комсомолӣ интихоб шудаанд, тасдиқ мекунад ва котиби аввали КМ ИЛКҶУ-ро интихоб менамояд.

29. Кори комсомолро дар давраи байни анҷуманҳо Комитети Марказии ИЛКҶУ дар ҳудуди салоҳияти анҷуман муайян карда, ба танзим медарорад.

Ғайр аз он КМ ИЛКҶУ:

а)—дар ҳолатҳои зарурӣ мақоми ба ИЛКҶУ дохили ташкилотҳои комсомолиро бо дар назардошти помол накардани ҳуқуқҳои ИЛКҶ-и ҷумҳуриҳои иттифоқӣ тағйир медиҳад ва иттиҳодияҳои умумиттифоқию ассоциацияҳои ИЛКҶУ-ро ба қайд мегирад;

б)—Бюрои Комитети Марказиро барои ташкили корҳои комсомолии байни пленумҳои КМ ИЛКҶУ таъсис менамояд;

в) — котиби аввали КМ салоҳияти аъзоҳои аз нав вакилшудаи КМ-ро тасдиқ менамояд;

г)—оинномаи идораи рӯзномаро тасдиқ карда, сармуҳаррири рӯзномаи «Комсомольская правда»-ро интихоб мекунад;

д)—аз шумораи аъзоҳои КМ ИЛКҶУ котибони КМ-ро барои амали намудани корҳои ҷорӣ ва ташкили фаъолияти дастгоҳи КМ ИЛКҶУ интихоб менамояд;

в)—сохт, штати дастгоҳ, будуҷаи КМ ИЛКҶУ ва ҳисоботи иҷрои онро тасдиқ мекунад.

ЭЗОҲ: Ҳайати дастгоҳи КМ ИЛКҶУ аз ҷониби котиби аввали КМ ташкил мегардад ва барои тасдиқ ба Бюрои КМ ИЛКҶУ пешниҳод мешавад

30. Пленумҳои КМ ИЛКҶУ аз тарафи Бюрои КМ ИЛКҶУ на камтар аз як маротиба дар шаш моҳ даъват мегардад. Даъвати пленум ва тартиби рӯзи он мувофиқи қоида на камтар аз як моҳ то пленум эълон мешавад.

Пленуми КМ ИЛКҶУ мумкин аст, мувофиқи талаби на камтар аз 1/4 аъзоҳои КМ ИЛКҶУ, ки на камтар аз 1/4 КМ ИЛКҶ-и ҷумҳуриҳои иттифоқӣ даъват гардад.

Пленуми КМ ИЛКҶУ дар мавриди иштироки аз нисф бештари аъзоҳои интихобшудаи КМ салоҳиятдор ба ҳисоб меравад.

31. Комиссияи Марказии Назорат оид ба риояи талаботҳои Оинномаи ИЛКҶУ, тартиби муқарраршудаи суратгирии кор, муҳокимаи мактубҳо, аризаву шикоятҳои органҳои марказии комсомолро амалӣ менамояд, иҷрои дурусти будуҷаи КМ ИЛКҶУ ва ҳамчунон фаъолияти молию хоҷагии муассисаю идорати КМ ИЛКҶУ-ю масъалаҳои дигари мувофиқи Низомномаи КМН-и ИЛКҶУ-ро назорат мекунад.

## 1X. КОНФАРОНСҲОИ УМУМИИТТИФОҚИИ КОМСОМОЛ ВА РЕФЕРЕНДУМҲО

32. Дар давраи байни анҷуманҳои ИЛКҶУ пленуми КМ ИЛКҶУ ё бо ташаббуси на камтар аз 1/4 ИЛКҶ ҷамоҳири иттифоқӣ барои ҳалли масоили таъхирнопазири сиёсӣ ва дохилииттифоқӣ метавонанд Конфаронси Умумииттифоқии комсомолӣ даъват кунанд.

33. Дар давраи байни анҷуманҳои ИЛКҶУ бо қарори пленуми КМ ё бо ташаббуси на камтар аз 1/4 ИЛКҶ ҷамоҳири итти-

...КМ ИЛКҶУ дар ҳолати вайрон шудани тарти-

...(махфӣ) гузаронида шавад [illegible] ҳисоб мешаванд. Номзадҳое интихобгардида [illegible] ки ба тарафдориашон аз нисф зиёди аъзои ИЛКҶУ, ки иштирок доранд, овоз дода бошанд.

## «Дар бораи вазифа ва салоҳияти Кумитаи Марказии ИЛКҶУ, Бюро, Котибон ва аппарати КМ ИЛКҶУ»

Анҷумани ХХ1 ИЛКҶУ таҷрибаи ҷории органҳои интихобии комсомолро иваз намудани аппарат, омехташавии вазифаҳову салоҳияти органҳои интихобӣ, фармондеҳ ва иҷрокунандаро маҳкум менамояд. Анҷуман чунин меҳисобад, ки яке аз кафили воқеии демократикунонии ИЛКҶУ ин аз ҷониби органҳои олии ташкилотҳои комсомолӣ муайян сохтани ҳудуди аниқи вазифа ва салоҳиятҳои органҳои интихобӣ, фармондеҳ ва аппаратҳои онҳо мебошад.

Ба ин муносибат анҷуман **қарор мекунад:**

1. Бо мақсади мутобиқнамоии фаъолияти ИЛКҶ ҷумҳуриҳои иттифоқӣ, ташкилотҳои ИЛКҶУ-и Қувваҳои Мусаллаҳи ИҶШС, ҳамкорӣ бо органҳову ташкилотҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ дар сатҳи умумииттифоқ, ҳалли масъалаҳои умумикомсомол дар давраи байни анҷуманҳо, вазифаҳои зерини Кумитаи Марказии ИЛКҶУ муқаррар гардад:

— муайян намудани мавқеи комсомол аз рӯи масъалаҳои муҳими ҳаёти давлат ва ҷомиа дар давраи байни анҷуманҳо;

— намояндагӣ кардани манфиатҳои ИЛКҶУ дар органҳои умумииттифоқии ҳокимияти давлатӣ ва созмонҳои ҷамъиятӣ;

— амалӣ гардонидани ҳуқуқи ташаббусҳои қонунбарорӣ;

— таҳлил ва пешгӯиҳои инкишофи ИЛКҶУ, фаъолияти ахбориву таҳлилӣ, ба низомдарории муносибат бо органҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ ва муносибатҳои дохилииттифоқӣ;

— коркарди барномаҳои умумикомсомолӣ ва минтақавӣ, тадбиру чорабиниҳо, мутобиқгардонии фаъолияти ташкилотҳои комсомолӣ барои иҷрои онҳо;

— омӯзиш ва тарғиби таҷрибаи кори ташкилотҳои комсомолӣ, ба онҳо расонидани кӯмаки амалӣ;

— таълими кадру фаъолини комсомол дар донишкадаҳои таълимиву илмии назди КМ ИЛКҶУ, гузаронидани тадқиқоти илмӣ ва кӯмаки методӣ расонидан ба донишкадаҳои ташкилотҳои комсомолӣ;

— роҳбарӣ кардан ба воситаҳои ахбори оммавии марказӣ;

— коркарди роҳҳои инкишофи иқтисодиёти ИЛКҶУ, ба роҳ мондани фаъолияти мушаххаси молиявиву хоҷагӣ дар ИЛКҶУ вобаста бо хусусияти мутамаркази чунин фаъолият дар давлат, роҳбарӣ ба корхонаву хоҷагиҳои КМ ИЛКҶУ, тақсимоти маблағҳое, ки дар сатҳи КМ ИЛКҶУ ҷамъ омадаанд;

— назорат ба риояи Оиннома, иҷрои Барнома, қатъномаҳои анҷумани ИЛКҶУ, конференсияҳои умумииттифоқии комсомол;

— аз номи ИЛКҶУ амалӣ намудани робитаҳо бо ташкилотҳои хориҷӣ.

Дар доираи вазифаҳои фавқуззикр ба КМ ИЛКҶУ салоҳиятҳои зайл дода мешавад:

— қабул кардани қарорҳои хусусияти тавсиявидошта дар тақвияти қарорҳои анҷуман, конференсияҳо;

—қабул намудани қарорҳо аз рӯи масъалаҳои зайл, ки иҷрояш барои органҳои поёнӣ ҳатмӣ мебошад;

а)—мӯҳлат ва тартиби гузаронидани ҳисоботу интихоботи пешазанҷуманӣ дар ИЛКҶУ, дигар тадбиру чорабиниҳои умумииттифоқӣ, тартиби интихоби вакилон ба конференсия, анҷумани ИЛКҶУ;

б)—тақсимоти маблағҳои дар сатҳи КМ ИЛКҶУ гунҷошуда;

в)—таҳияи ҳуҷҷатҳои меъёрӣ оид ба масъалаҳои таъсис, амалкунӣ, азнавтаъсискунӣ ва барҳамдиҳии корхонаҳои комсомол, пешбурди муҳосиба, ҳифз ва тақсими [illegible] ҳои комсомол;

г)—бекор кардани қарорҳои органҳои поёнӣ, ки онҳо ба Оиннома ва Барномаи ИЛКҶУ мухолиф бошанд;

— аз номи ИЛКҶУ доимон ва дар давраҳои байни анҷуманҳои ИЛКҶУ баромад кардан;

— шарҳу тафсир додани бахшҳои Оинномаи ИЛКҶУ.

2. Муқаррар гардад, ки вазифаҳои Бюрои КМ ИЛКҶУ аз инҳо иборатанд:

— амалӣ гардонидани вазифаҳои дар қарорҳо ва супоришҳои пленумҳои КМ ИЛКҶУ муайян гардида;

— намояндагӣ кардани манфиатҳои комсомол дар органҳои умумииттифоқии ҳокимияти давлатӣ ва созмонҳои ҷамъиятӣ дар давраи байни пленумҳои КМ ИЛКҶУ;

— таъмин намудани ташкили кори КМ ИЛКҶУ, даъват намудани пленумҳои КМ, омода сохтани маводи зарурӣ ба пленумҳо, мутобиқнамоии фаъолияти коммиссионҳои доимӣ ва муваққатӣ, аъзои органҳои марказии интихобӣ, кӯмак расондан ба кори онҳо;

— ҷорӣ намудани назорат бар риояи Оиннома ва Барномаи ИЛКҶУ, иҷрои қарорҳои пленумҳои КМ ИЛКҶУ;

— ҳалли масъалаҳои мушаххас оид ба амалигардонии алоқаҳои КМ ИЛКҶУ бо созмонҳои хориҷӣ.

Дар доираи ин вазифаҳо Бюрои КМ ИЛКҶУ салоҳиятҳои зайлро соҳиб мегардад:

— қабул намудани қарорҳои хусусияти тавсиявидошта дар тақвияти қарорҳои анҷуман, конференсияҳои умумииттифоқӣ, пленумҳои КМ ИЛКҶУ;

— қабул намудани қарорҳо аз рӯи масъалаи зайл, ки иҷрояш барои ташкилотҳои поёнӣ ҳатмӣ бошад;

а)—пешниҳод намудани иттилооти ташкилотҳои комсомолӣ, ки бо амалигардии вазифаҳои КМ ИЛКҶУ вобастаанд;

б)—боздоштани қарорҳои органҳои поёнӣ, ки ба Оиннома ва Барномаи ИЛКҶУ мухолифанд.

Аз номи КМ ИЛКҶУ баромад кардан дар давраи байни пленумҳои КМ ИЛКҶУ.

Бюрои КМ қарорҳоеро қабул карда наметавонад, ки ба салоҳияти КМ ИЛКҶУ марбутанд. Аз фаъолияти худ дар пленумҳои Кумитаи Марказӣ мунтазам ҳисобот медиҳад.

3. Бо супориши Кумитаи Марказӣ ва Бюрои КМ ИЛКҶУ котибони КМ ИЛКҶУ вазифаҳои зайлро иҷро мекунанд: кори аппарати КМ ИЛКҶУ, назорат ва санҷиши иҷрои қарорҳои қабулшударо ба роҳ мемонанд, бо супориши Бюро ва пленуми КМ ИЛКҶУ дар органҳои давлатӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ алоқа ва намояндагии комсомолро таъмин мекунанд.

4. Муқаррар гардад, ки дастгоҳи КМ ИЛКҶУ ба хотири таъмини фаъолияти органҳои марказии комсомол, пешбурди корҳои ҷории дорои хусусияти ташкиливу иҷроия, кӯмаки амалӣ расонидан ба ташкилотҳои комсомолӣ, органҳои интихобии онҳо, ташкил мегардад.

## «Дар бораи баъзе масъалаҳои ташкилӣ — оинномавӣ вобаста ба қабули оинномаи нави ИЛКҶУ»

Қабули Оинномаи нави ИЛКҶУ барои қатъиян дигаргун намудани иттифоқи ҷавонон шароитҳо муҳайё менамояд. Дар амал ҷорӣ намудани ҳолатҳои он дар ташкили базаи нормативӣ, боз-созии ҳамаи ташкилот ва қисмҳои он вақти муайяне лозим аст.

Аз ин рӯ, анҷумани ХХ1 ИЛКҶУ ба ҳамаи КМ ИЛКҶ ҷумҳуриҳои иттифоқӣ ташкилоти ИЛКҶУ Қувваҳои Мусаллаҳи ИҶШС муроҷиат карда хоҳиш менамояд, ки дар давраи соли 1990 корҳои лозимиро доир ба таъсиси базаи нормативии иттифоқҳои худ дар асоси қарорҳои анҷумани ХХ1 ИЛКҶУ ташкил намуда гузаронанд.

Бо мақсади танзимсозӣ ва иҷрои ин кор анҷумани ИЛКҶУ **қарор мекунад:**

1. Ба КМ ИЛКҶУ супорида шавад, то ки корҳои зарурииро оид ба ёрмандии амалӣ ва методӣ расондан дар тайёр намудани лоиҳаҳои оинномаҳо ва базаи нормативии ИЛКҶ ҷумҳуриҳои иттифоқӣ, бетартибдарорӣ ва бартараф намудани мухолифатҳое, ки мумкин аст байни ҳолатҳои оинномаи нави ИЛКҶУ ва ҳолатҳои лоиҳаҳои оинномаҳо ва ҳуҷҷатҳои нормативии ИЛКҶ пайдо мешаванд, ҳал намояд.

2. Бо назардошти он ки баъди қабули оинномаҳо ва ҳуҷҷатҳои нормативии ИЛКҶ ҷумҳуриҳои иттифоқӣ зарурати дохил намудани тағйиротҳо ба оинномаи ИЛКҶУ пайдо мешаванд, барои омӯзиши мақсаднок будани дохил намудани онҳо ва қабул намудани қарор аз рӯи ин масъалаҳо Комиссияи анҷумани XXI ИЛКҶУ аз намояндагони ИЛКҶ ҳамаи ҷумҳуриҳои иттифоқӣ ва ташкилоти ИЛКҶУ Қувваҳои Мусаллаҳи ИҶШС таъсис дода шавад. Ҳайати Комиссия тасдиқ карда шавад.

Ба КМ ИЛКҶУ, комиссияи анҷуман дар ҳолати зарурати дохил намудани тағйиротҳо ба оинномаи ИЛКҶУ, ки ба ҷиддан дида баромадани консепсияҳои қабулнашудаи анҷумани ИЛКҶУ оварда мерасонад, супорида шавад, ки Конференсияи умумииттифоқии комсомол ё анҷумани ИЛКҶУ-ро даъват намоянд.

3. Бо сабаби он ки дар Оинномаи нави ИЛКҶУ як қатор ҳолатҳо дида намешаванд, ки ба тартиби муфассали дида баромадани баъзе масъалаҳои ҳаёти дохилии иттифоқ дахл доранд ва бо сабабе ки онҳо салоҳияти ИЛКҶ ҷумҳуриҳои иттифоқӣ ва ташкилоти ИЛКҶУ Қувваҳои Мусаллаҳи ИҶШС ҳисоб мешаванд, анҷумани ХХ1 лозим мешуморад, ки дар давраи то қабули оинномаҳои ИЛКҶ ё таъсиси базаҳои нормативии худӣ дар ҳолатҳои зарурӣ ҳолатҳои мувофиқи Оинномаи ИЛКҶУ, ки анҷумани ХХ комсомол қабул намудааст, ба роҳбарӣ гирифта шаванд.

4. Ба КМ ИЛКҶУ супорида шавад, ки ҳамаи актҳои нормативии то анҷумани ХХ1 амалкардаро таҳлил намуда, агар онҳо ба ҳолатҳои Оинномаи нави ИЛКҶУ мувофиқат накунанд, дар бораи бекор карданашон қарор қабул намояд. Дар бораи тағйиротҳо ба базаи нормативии КМ ИЛКҶУ ба ҳамаи ташкилотҳои комсомолӣ ба тавассути воситаҳои ахбори умум хабар дода шавад.

## «Дар бораи фондҳои ёрӣ ба ташкилотҳои комсомолӣ»

Оинномаи нави ИЛКҶУ мустақилияти пурраи ташкилотҳои ибтидоии комсомолиро дар истифодаи воситаҳои пулӣ ва моликияти худ муқаррар менамояд. Ин дар ҳалли вазифаҳои сиёсӣ ва ташкилии дар назди онҳо истода, тадбиқи лоиҳаҳои аҳамияти иҷтимоӣ дошта барои манфиати аъзои ИЛКҶУ шароит муҳайё мекунад.

Дар айни замон, ҳайати гуногуни иҷтимоии ташкилот, фарқият дар тараққиёти иҷтимоиву иқтисодии минтақаҳо имконият намедиҳад, ки як қатор ташкилотҳо ҷиҳати молиявӣ фаъолияти худро таъмин намоянд. Ин пеш аз ҳама, ташкилотҳои донишҷӯён, кумитаҳои ноҳиявии минтақаҳои хоҷагии қишлоқ, ташкилотҳои комсомолии Қувваҳои Мусаллаҳи ИҶШС мебошанд.

Принсипҳои ҳамкории рафиқона ва коллективизмро дар ИЛКҶУ тасвиб намуда муттаҳидиро дар ҳалли масъалаҳои умумии комсомол ба асос гирифта, анҷумани ИЛКҶУ таъсис намудани фондҳои ёрӣ ба чунин ташкилотҳоро пешниҳод мекунад.

Онҳо метавонанд дар назди органҳои интихобӣ аз ҳисоби маблағҳои гузаронидашудаи ташкилотҳои ибтидоии комсомолӣ ва маблағҳои аз фаъолияти хоҷагии органҳои комсомолӣ, аз ҷумла КМ ИЛКҶУ ҷамъ гарданд.

Андозаи маблағгузорониро худи ташкилотҳои комсомолӣ муайян менамоянд.

# Мақсадҳои барномавии ИЛКҶУ

**Ин ҳуҷҷат барои давраи гузариш дар тараққиёти иттифоқи ҷавонони мо омода шудааст, ки хусусиятҳо, вазифаҳо ва функцияҳои комсомолро дар давраи ҳозира шарти худ медонад.**

Самти асосии фаъолияти ИЛКҶУ озодӣ ва адолат, инсондӯстӣ ва ҳамдилии одамон, кӯшишу ғайрат ба сӯи ҷамъиятест, ки дар он инкишофи озодонаи ҳар кас шароити инкишофи озодонаи ҳама аст, одам бошад мақсади олии дигаргуниҳои сиёсӣ ва иқтисодист. Ҳар чизеро, ки ба ин мақсадҳои мо мусоидат кунад, дастгирӣ менамоем. Ва ҳар чизеро, ки ба мо халал мерасонад, инкор мекунем.

Шарти зарурии **нав кардани ташкилот** аз нуқтаҳои зерин рӯ тофтан аст:

— догмаҳо ва қолабҳои солҳои дароз дар тасаввуротамон перомуни социализм ба амал омада;

— давлатикунонии комсомол, ки иттифоқи моро ба асли ҳаи гаправ дар идоракунии ҷавонон табдил додааст;

— сохт ва методҳои партиявиро рӯбардор кардан, ки хусусияти худфаъолияти ташкилоти ҷавононро поймол мекард;

— фаҳмиши соддалавҳонаи тарбияи коммунистии ҷавонон, барои худро кушодани одами ҷавон дар ташкилоти ҷавонон имконият надодан;

— моделҳои комсомол, ки демократияи дохилииттифоқиро инкор карда, игонагии идеявӣ ва умумияти манфиатҳоро ба вобастагии сахти иерархӣ иваз мекард. Ҳамаи ташкилотҳои комсомолиро, новобаста аз хусусиятҳояшон, ба як шакл медаровард у шахсияти ҳар як аъзои иттифоқро гӯё ба низом меандохт.

**Фаҳмиши муосири идеалҳои коммунистӣ ҳамчун бонгариҳои инсондӯстонаи умумибашарӣ, ба ақоиди пешқадами социалистӣ ноил гаштан асоси идеявии ИЛКҶУ аст.**

**Инҳо мақсадҳои асосӣ мебошанд:**

— инкишофи озодонаи шахсияти одами ҷавон;

— ҳифз ва ифодаи манфиатҳои махсуси сиёсӣ, иқтисодӣ, иҷтимоӣ, маънавӣ ва талаботи ҷавонон вобаста ба манфиатҳои аъзоёни иттифоқ;

— барои дар сохтмони ҷамъияти социалистии демократӣ иштирок кардан муттаҳид намудани ҷавонон.

Иттифоқи мо вазифаҳошро бо се калима: Иштирок, Инкишоф, Сулҳ ифода карда метавонад.

## I. ИШТИРОК

ИЛКҶУ кӯшиш менамояд, ки аъзоёнаш дар фаъолияти органҳои ҳокимияти халқӣ: аз Анҷумани намояндаҳои халқ то шӯрои коллективи меҳнатӣ ширкат дошта бошад. Иттифоқи мо дар ҳаёти сиёсӣ иштирок карда, ҳуқуқу ташаббуси қонунгузорӣ ва намояндагӣ дар органҳои ҳокимияти давлатӣ доштан кӯшиш мекунад:

— тарзҳои ҳалли масоили ҷамъият ва ҷавононро пешниҳод кунад;

— дар омода ва ҷорӣ намудани сиёсати нави ҲКИШ фаъолона иштирок кунад;

— ба ҳамдилии ҳамаи қувваҳои сиёсӣ барои амалӣ гаштани навсозиҳои куллии демократӣ ноил гардад;

— аз давлат талаб кунад, ки фаъолияти ташкилотҳои ҷавонон ва бачагонро бо ёрии пулӣ таъмин намояд.

Комсомол ба тарафдории инкишоф додани Ташкилоти Умумииттифоқии Пионерии ба номи В. И. Ленин ва ҳаракати бачаҳо дар асоси демократия ва инсондӯстӣ баромад мекунад.

## II. ИНКИШОФ

ИЛКҶУ концепцияи худашро дар бораи сиёсати давлатии ҷавонон пешниҳод карда, ба амалӣ шудани он дар миқёси мамлакат ва минтақаҳо ноил мегардад.

**Дар соҳаи маориф.** Маориф як самти асосии фаъолият ва шарти навсозии ҷамъият дониста шавад. Афзун кардани маблағгузорӣ ба маориф то дараҷаи маблағгузорӣ ба маориф дар мамлакатҳои тараққикарда. Ба сарчашмаҳои ҳар гуна ахбор озодона расида тавонистан. Интихоби мухталиф ва озоди намудҳои маълумотнок шудан дар мамлакат ва хориҷи он. Барномаи умумидавлатии «Интеллекти асри XX1» омода кардан.

**Дар соҳаи маданият.** Ба оммаи васеи ҷавонон беҳтарин намунаҳои санъати умумиҷаҳонӣ ва ватанӣ. Аз тарафи давлат дастгирӣ шудани ин тарзи фаъолият. Озодии эҷодиёт. Инкишофи баробари маданияти миллатҳо.

**Дар соҳаи иҷтимоию иқтисодӣ.** Ба кори худ дилсӯз шудани ҳар кас, муҳофизати манфиатҳои иҷтимоию иқтисодии ҷавонон. Ба оилаҳои ҷавон ва шаҳрвандон ба мӯҳлати дароз додани қарзи имтиёзнок ва мувофиқи тавлиди фарзандон ё иштирок дар корҳои манфиатноки иҷтимоӣ қисман бахшидани ин қарз. Тараққӣ додани комплексҳои истиқомати ҷавонон, сохтмони фардӣ ва коллективӣ барои ҷавонон. Ҷорӣ кардани системаи нави самараноки ёрдампулӣ барои муҳофизати модар ва кӯдак, кӯмак ба одамони маъюб ва маъюбҳо аз тифлӣ. Сиёсати оқилонаи андоз барои корхона ва ташкилотҳои ҷавонон.

**Дар шароити имрӯзаи иқтисодӣ самти асосии фаъолияти худро комсомол дар бо кор таъмин кардани ҷавонон медонад. Бо ин мақсад ИЛКҶУ ба ташкил кардани** силсилаи васеъи курсҳои баланд бардоштани малакаи касбӣ, аз ҷиҳати касбӣ аз нав тайёр кардан;

— ба вуҷуд овардани ҷойҳои нави корӣ барои ҷавонон аз ҳисоби таъсис додани корхонаҳои нав ва пеш аз ҳама, корхонаҳои ташкилотҳои ҷавонон, ки аз тарафи давлат ба имтиёзҳо таъмин бошанд;

— бо роҳи ҷорӣ кардани имтиёз дар пардохти захираҳои меҳнатӣ ҳавасманд кардани корхонаҳое, ки ҷавонони бетаҷрибаро ба кор қабул мекунанд;

— тақсим кардани кӯмакпулӣ дар байни буҷетҳои иттифоқӣ, ҷумҳурӣ ва маҳаллӣ ба бекорӣ, барои ҳамаи табақаҳои шаҳрвандоне, ки бо кор таъмин нестанд.

**Комсомол ба таъсис додани умури хизматрасонии иҷтимоии ягона барои ноболиғон ва ҷавонон оғоз мекунад.** Аз ҳисоби маблағҳои ИЛКҶУ ва маблағҳое, ки ҷалб мешаванд, марказҳои кӯмаки иҷтимоӣ ба оилаҳои ҷавон ташкил шуда, бо кортаъминкунӣ, машварати ҳуқуқӣ, ба роҳи рост равон кардани ноболиғони душвортарбия, ба шаҳрвандони ҷавон, дар асоси накӯкорӣ кӯмаки рӯҳию педагогӣ ва ғайра расондан ҷорӣ мегардад.

**Иттифоқи ҷавонон тарафдори қабул шудани акти комплексӣ дар бораи сиёсати давлатии ҷавонон ва қонунҳои ҷумҳуриҳо дар бораи ҷавонон аст.** Комсомол инчунин тарафдори таъсис додани системаи органҳои ҳокимияти давлатӣ ва идораест, ки ба проблемаҳои ҷавонон, системаи худидоракунии ҷамъиятии он машғул бошад. Тарафдори сиёсати минтақавии ҷавонон аст, ки он хусусиятҳои миллӣ, таърихӣ ва иҷтимоию мадании ҳавзаҳоро дар бар гирад. Дар як вақт аз болои фаъолияти он барои дар давлати федеративӣ, ҷумҳуриҳо ва маҳалҳо ҷорӣ кардани ин қонун аз болояш назорати ҷамъиятӣ лозим аст.

## III. СУЛҲ

Сулҳ на танҳо маънои мавҷуд набудани ҷанг, инчунин ҳар чизест, ки моро иҳота кардааст. Бо роҳи амонӣ ба ҳолати нави ҷамъиятӣ гузаштан, амнияти гражданӣ, якҷоя амал кардани ҳамаи неруҳои сиёсӣ, ба бозори ҷаҳонӣ баргаштани мамлакати мо, дар ин ҷараён иштироки кафолатноки ҳамаи неруҳои пешқадаму демократии мамлакатамон, аз он ҷумла ҷавонон низ амният аст.

Ба олами беруна кушода будани мамлакати мо, табдили озодонаи ғоя ва ахбор.

**Олами бехавф тақсимнашаванда,** ки аз таҳдиди маҳвшавии ядроӣ ва фоҷиаи экологӣ эмин бошад. Масъалаҳои умдатаринро бо қувваҳои тамоми мамлакатҳо якҷоя ҳал намудан.

Ҳифзи муҳити атроф, барои наслҳои оянда маҳфуз доштани табиат, муҳокимаи кушоди лоиҳаҳои бузурги иқтисодӣ. Ҷорӣ кардани экспертизаю андозакунии экологӣ, ба меъёрҳои байналхалқӣ мувофиқ бошад. Ба ҳама дастрас будани маълумотҳо дар бораи вазъи муҳити атроф.

Барои ҷавонон таъсис додани муҳити кушодаи ахбор. Барои чӣ дар ИҶШС ва чӣ дар хориҷа ба амал овардани назари васеъ ба олам ва ба ҳаёти ҳамсолон ҳамдастӣ кардан. Инкишоф додани туризми ҷавонон, табдили байналхалқии ҷавонон. Ба барномаҳои табдили ҷавонони авруպоӣ, осиёгию уқёнуси Ором ва дигар минтақаҳо ба системаи имтиёзҳои нақлиётии «Интер-рейл» барои ҷавонон, барномаҳои байналхалқӣ дар соҳаи маориф. Барои озодона ба хориҷа рафтуомад кардан, ба кор рафтан, таҷрибаомӯзӣ кардан чӣ дар мамлакатҳои иштирокчиёни шартномаи Варшава ва чӣ Аврупо, ки дар инкишоф додани концепцияи сохтмони хонаи умумиаврупоӣ қадами мушаххас мегардад, барои ҷавонони шӯравӣ имконият ва кафолатҳои ҳуқуқӣ барқарор кардан.

Якҷоя амал кардани иттиҳоди қувваҳои демократӣ дар ҳаракати байналхалқии ҷавонон, ки ба тафаккури нави сиёсӣ, аз ҷиҳати ҷаҳонбинӣ пурсабр будан ва дар зинаи аввал истодани бонгариҳои умумиинсонӣ такя мекунад. Дар ин асос муттаҳид гаштани қувваҳои васеъи ҷавонон дар ҳудуди **ҳаракати нави фестивали Умумиҷаҳонӣ барои муҳокимаи масъалаҳои ҷавонон ва умдатарин.**

Дар шароити нав ба сарчашмаҳои ҳаракати социалистӣ омадан, дар дараҷаи ҷавонон ба ҷудоии ҳаракати байналхалқии коргарии байни коммунистон ва социал-демократҳо хотима гузоштан.

Комсомол дар алоқаҳои байналхалқии худ фаъолиятҳоро ба инкишофи ҳамкорӣ, пеш аз ҳама ба қувваҳои чап — коммунистони ҷавон, социалистҳо, социал-демократҳо, демократҳо, экологҳо нигаронда, ба ҳамкорӣ бо ташкилотҳои гуногуни байналхалқии ҷавонон кӯшиш у ғайрат мекунад.

### *Лоиҳаро раиси комиссия, котиби аввали КМ ИЛКҶУ Виктор МИРОНЕНКО шарҳ медиҳад*

Бисёр касон муносибаташонро ба ИЛКҶУ ба зудӣ аз эътиқод «бе он чӣ тавр мешавад» то «он чӣ лозим?» дигар карданд.

Вале ман боварӣ дорам, ки ба ҷавонон ташкилотҳои мухталифи хурду бузурги худ лозим аст. Пеш аз ҳама, онҳо бояд симои худро дошта бошанду манфиатҳои ҳақиқии ҷавононро ифода кунанд.

* * *

Тарзи зиндагиамонро баъди 5—10 сол пешгӯӣ карданӣ нестам. Ман умед дорам, ки ҳаёти мо хубтар мешавад. Ба ин муносибат суханони Михаил Александрович Бакунин, орзуи ӯро ёдовар мешавам: **«...ҷамъиятро тарзе ташкил кардан лозим, ки ҳар кас... ба олам чашм кушода, барои инкишофи малака ва дар кори худ истифода бурда тавонистани онҳо тахмин имконияти баробар дошта бошанд».** Боз дар он бора андеша дорам, ки баъди солҳои дурударози авомфиребии вулгарии социалистӣ **дар тарзи ояндаи ҷамъиятӣ ба ташкилотҳое, ки мақсадҳои худро мушаххасу фаҳмо, бе суханони умумӣ баён карда натавонанду, нафъоварии худро дар амал собит нанамоянд, ҷой нест.**

Тавлиди дигарбораи иттифоқи коммунистиро ман дар ин мебинам. Ҳамин нуқта сармашқи кори аъзоёни комиссия ҳангоми ҳаллу фасли «се боби» комсомол буд. **Ин барнома нест.** Ин кор аниқтараш дар даҳсолаҳои охир бори аввал аз номбар кардани вазифаҳо гурез кардан ва аз услуби эъломиягӣ доштани қарорҳоямон даст кашидан аст. Ман аз он андеша дурам, ки гӯё имрӯз маҳз ҳамин ҳуҷҷат лозим аст. Вале аз ҳаёти одами оддии ҷавон ба ҳар ҳол дар он чизе мавҷуд аст. Охири охирон он чизе мавҷуд аст, ки иттифоқи мо ба ҷавон кӯмак карда метавонад. Шумо, ки ҳанӯз аз комсомол нагурехтаед ва андеша доред, ки дар сафҳои ин ташкилот монед ё не ва ба он аъзоҳаққӣ супоред ё не, худатон баҳо диҳед. Вакилони анҷуман ба ин ҳуҷҷат баҳо медиҳанд.

Вале пеш аз он ки шумо ба ин ҳуҷҷат баҳо диҳед ман мехостам, ки ана дар барои чӣ андеша кунед.

**Дар ин ҳуҷҷат андешае маҳфуз аст, ки аз қабул шудан ё нашуданаш муносибати мо ба он муайян мегардад.** Моҳияти ин андеша чист?

* * *

Комсомол ҳизби сиёсӣ нест. Он ташкилоти ҷавонон аст. Дар барномаи ҳар як ташкилот бояд ғояи асосие мавҷуд бошад, ки ба амал овардану ҳаёт диданаш собит гардидааст ва дигар вазифаю фаъолияти амалии ташкилот бояд ба он такя кунад.

**Инкишофи одам барои ташкилоти мо чунин ғояи марказӣ аст.**

Агар барои ҳизби сиёсӣ мақсади сиёсӣ, тарзи муайяни ҳаёти ҷамъиятӣ аввалиндараҷа бошад, пас барои иттиҳоди ҷавонон, аз он ҷумла коммунистӣ, ин ғоя бештар моҳиятан ба одам нигаронидашуда дорад.

Комсомол, ки аз рӯи хусусияти «монандӣ» ташкил шуд, ин тафовути иттиҳоди ҷавононро пайхас намекард ё пайхас кардан намехост, ҳатто дар пеши худ мақсадҳои сиёсие мегузошт, ки ҳизб дар пеши худ мегузошт.

Баҳои ин хато ниҳоят баланд аст, симои худро гум кардан, «пир» шудани кадрҳо, иҷронашаванда будани мақсадҳо, баробари ҳизб ба структураҳои давлатӣ ва ғайраҳо табдил ёфтани он.

Танҳо инкишофи одамро мақсади асосӣ қарор дода, минбаъд пеш ҳаракат кардан мумкин аст. Ва интихоби дигар мақсадҳоро аз рӯи иҷрои мақсади асосӣ қиёс кардан имконпазир аст.

Ин сиёсат, ин қонун, ин ташкилоти ҷамъиятӣ ба инкишофи одам хизмат кунад, мо тарафдори он мешавем. Агар хизмат накунад, кашолкорӣ намояд — мо онро рад менамоем.

Ҳамаи восита ва маблағҳои ташкилию моддии иттифоқ бояд ба самте равона гарданд, ки дар он ҷо ба одами ҷавон беҳтар хизмат кунанд.

Ҳамин тавр мо ташкилотамонро ҳам аз ҷиҳати мақсад ва ҳам аз ҷиҳати сол мувофиқи матлаби аъзоёнамон ва ҷавонон аз нав сохта, ташкилоти комилан наву ба ҷамъият ва одам нафъовар табдил медиҳем.

Ҳамин тавр мавҷудияти он на танҳо аз ҷиҳати назариявӣ — ба сӯи ягон мақсади дур равон будан, инчунин аз ҷиҳати амалӣ — ба одами ҷавон, ба одамон, ба «равнақи беҳудуди маданият», ки бе он демократия ба диктатура ё анархия табдил меёбад, собит гаштааст. Бе демократия социализм нест, ба ин чиз мо имкон доштем, ки бовар кунем.

**Инак ба мо лозим аст, ки қатъиян самтамонро дигар кунем. Одам барои ташкилот не, ташкилот бояд барои одам бошад. Ҳамин чиз ғояи асосии иттифоқи мо дониста шавад.**

* * *

Агар мо ба ин гардиш ноил гардему мувофиқи он амал кунем, агар анҷуман онро ғояи асосӣ қарор диҳад, пас дар заминаи он мо пайдарҳам ҳам мавқеи сиёсӣ ва ҳам мақсадҳои барномавиамонро, ҳам принципҳои нави сохтмони иттифоқро омода мекунем.

Шояд пурсанд ки: «Чӣ тавр? Комсомол аз нақши сиёсии худ даст мекашад?» Ҳаргиз не.

Шарти аввалин ва асосии инкишофи одам — озодист. Бе озодона дастрас кардани ҳамаи сарчашмаҳои ахбор, бе озодона андешидан ва баён кардани ақидаҳои худ, аз он ҷумла аз ҷиҳати матбуот, ба озодии эҷодиёту озодии рафту омад ва интихоби ҷои истиқомат, унсури фаъолият ва ғайраву ҳоказо дар бораи ягон тарзи тараққиёт, ҳатто, гуфтугӯ кардан намеарзад.

Ҳамчунин **«қадру қиммати ба ҳамаи аъзоёни оилаи одамон ва ҳуқуқҳои баробари онҳо муталлиқ»-ро чун асоси озодӣ, адолати олам нашинохтан ғайриимкон аст.**

Хуллас ҳар чизе, ки дар Эъломияи умумибашарии ҳуқуқҳои одам, ки Ассамблеяи Генералии ТДМ муайян кардааст, барои инкишофи озодонаи одам шароити мусоид фароҳам меорад. Аз ин рӯ ташкилоти мо бегуфтугӯ, бояд ба тарафдории ҳамаи нуқтаҳои ин ҳуҷҷат дар мамлакатамон баромад кунад.

Шарти муҳими инкишофи озодонаи ҳар як одам, новобаста аз баромади иҷтимоӣ, ҷинс, имконияти молиявӣ доштан, адолат, баробарӣ дар дастрас кардани маълумот ва маданият аст.

Озодии виҷдон, маҷлис, ташкилот, имконияти дар сиёсат ва ҳаёти ҷамъиятӣ иштирок кардан, озодона дар ҳар як мансаб интихоб шудан — ҳамаи ин ва бисёр дигар чизҳо собит менамоянд, ки комсомол навсозиҳои демократиро аз як тараф дастгирӣ карда, аз тарафи дигар муносибаташро ба боқимондаҳои сталинизм дар шуур, иқтисодиёт ва сиёсат нишон медиҳад.

Мавқеи сиёсии комсомолро догма муайян намекунад. Он чун талаботи дар ҳалли ҳамаи масъалаҳои ҳаёти ҷамъият иштирок кардан, инчунин дар ташвиши асосиаш — дар бораи ҳуқуқҳои ҷавонон ва имкониятҳоишон барои худифодакунӣ, «худро кушодан» баён мешавад.

Аз тарафи дигар, комсомол ба омода гаштани сиёсати мақсаднокии давлатӣ, қонунҳои насли ҷавон ва талаботи онро аз сафсата ё каҷравиҳои бюрократию технократӣ ҳимоякунанда ноил мегардад.

**Иттифоқи мо тамоми фаъолияташро ба омода сохтани имкониятҳои иловагӣ барои инкишоф равона мекунад.** Аз рӯи моҳият худи он ҳам бояд чунин имконияти иловагӣ гардад, ки на танҳо ба аъзоёни ташкилот, инчунин ба ҳамаи ҷавонон нигаронда шудааст.

Як ҳиссаи маблағҳоро барои дар амал ҷорӣ кардани барномаҳои азими тараққиёт ҷамъ овардан, ба монанди таъсиси умури хизмати ягонаи иҷтимоӣ, хазинаи «Интеллекти асри XXI», табдили байналхалқии ҷавонон, ба фикри ман, зарур аст.

**Ниҳоят охирин.** Вазифаҳои тараққиётро ба пеш гузоштани зарурат ё мувофиқи мақсад будан на танҳо дар бораи мустақилияти худ ғамхорӣ кардан, инчунин дар бораи табдили васеъи ғояҳо, дар бораи робитаи доимӣ ва ба низом даровардани фаъолияти қисмҳои мухталифи ташкилот низ ғамхорӣ карданро дар назар дорад.

**Дар ин сурат мақсадҳои тараққиёт дарк карда, ҳамчун самти асосӣ мақбул дониста шуда, табдили байниҳамдигарӣ ва бой гардондани маданият, забонҳо, анъанаҳо ба равияҳои марказшитоби иттифоқ, аз ҷиҳати нишонаҳои миллӣ ва иҷтимоӣ ҷудонандоз монеаи бузурге хоҳанд шуд.**

* * *

Тарафдорони дигар кардани номи иттифоқро пешбинӣ карда, якбора ба хотир оварданиам, **ки идеали коммунистон, чунон ки маълум аст, ҷамъиятест, ки дар он инкишофи озодонаи ҳар кас шарти инкишофи ҳама аст.**

В. И. Ленин, ки номи ӯро доштани иттифоқи мо ба баъзеҳо писанд нест, ҳанӯз дар соли бистум қайд карда буд, ки вазифаи ҳамаи иттифоқҳои ҷавонон умуман ва иттифоқи коммунистии ҷавонон низ, аз омӯхтам иборат аст. Бо суханони дигар гӯем, ғояи инкишоф ҳамчун мақсади асосӣ на танҳо ба номи иттифоқ зиддият намекунад, инчунин ба фаҳмиши ҳақиқии мазмуни он калидӣ мегардад.

Афсӯс, ки ӯро ҳамин тавр нашуниданд. Бовар дорам, тақдири иттифоқи мо, кӣ медонад, шояд тақдири мамлакатамон ҳам комилан дигар мешуд.

**Дар бораи иттифоқамон ва ояндаи он дар арафаи анҷумане, ки метавонад тақдири ояндааш, тақдири ташкилотеро, ки худро нав ва роҳашро муайян карда, барои онҳое, ки худро нишон додан мехоҳанду дар ҳаёт ба чизе ноил шуданианд, якҷоя андеша мекунем.**

---

## Дар бораи қабул барои таҳсил ба мактаби олии комсомолии назди КМ ИЛКҶУ

Қабули навбатӣ ба аспирантура ва факултаи такмили дониши Мактаби олии комсомоли назди КМ ИЛКҶУ эълон гардидааст.

**Қабул ба аспирантура** аз рӯи ихтисосҳои зерин гузаронида мешавад: таърихи ҲКИШ (ихтисос оиди институт ва процессҳои сиёсӣ), назарияи сӯсиёлизми илмӣ ва коммунизми илмӣ, иқтисоди сиёсӣ, материализми диалектикию таърихӣ, назария ва таърихи педагогика, таърихи ҳаракати коммунистӣ ва коргарӣ, ҳаракати миллию озодихоҳӣ (ихтисос оиди сиёсати байналхалқӣ ва ҳаракати ҷамъиятию сиёсӣ), социология;

**ба факултаи такмили дониш** аз рӯи ихтисосҳои журналистика, социология, педагогика ва психология;

Ба аспирантураи рӯзона абитуриентҳои то 35-сола, ба шӯъбаи ғоибона то 45-сола, ба факултаи такмили дониш то 28-сола, ки маълумоти олӣ доранд, қабул карда мешаванд. Ҳуҷҷатҳои шахси тавсияшудаоро ,ариза, варақаи шахсӣ оид ба шӯъбаи кадрҳо, нусхаи ҳуҷҷат дар бораи маълумоти олӣ, справка аз хусуси вазъи саломатӣ, характеристика — тавсиянома, нусхабардорӣ аз протоколи ҷаласаи бюрои (котибот) кумитаи комсомолии дахлдор, материалҳои нашршуда, материалҳои тадқиқот, барои дохилшавандагони аспирантура — реферат аз рӯи ихтисоси интихобкарда дар ҳаҷми то 40 саҳифаи ҷопӣ) КМ ИЛКҶ-ҳои иттифоқӣ, комитетҳои кишварию вилоятии комсомол то 25 апрели соли ҷорӣ бо суроғаи зерин бифиристонанд: 111442, шаҳри Маскав, кӯчаи Юность, х. 5/1 МОК назди КМ ИЛКҶУ, факултаҳои кадрҳои илмию педагогӣ (тел. 374-60-41, 374-70-87) ва такмили дониш (тел. 374-61-01, 374-65-53).

Шахсонеро, ки барои сӯҳбат дар кафедраҳо ва имтиҳоноти дохилшавию сӯҳбатҳо иҷозат шудаанд, дар асоси даъватномаи МОК ташкилотҳои дахлдор ба МОК мефиристанд.

Имтиҳоноти дохилшавӣ ва сӯҳбат аз 1 июнь, қабулкунии шунавандагон ба таҳсил аз 1 сентябрь, аспирантҳо бошанд аз 1 октябри соли 1990 шурӯъ мешавад.

...содӣ, иҷтимоӣ, маънавӣ ва талаботи ҷавонон вобаста ба манфиатҳои аъзоёни иттифоқ;

— барои дар сохтмони ҷамъияти социалистии демократӣ иштирок кардан муттаҳид намудани ҷавонон.

Иттифоқи мо вазифаҳояшро бо се калима: Иштирок, Ҳимоя, Сулҳ — ифода карда метавонад.

### 1. ИШТИРОК

ИЛКҶУ кӯшиш менамояд, ки аъзоёнаш дар фаъолияти органҳои ҳокимияти халқӣ: аз Анҷумани намояндаҳои халқ то шӯрои коллективи меҳнатӣ ширкат дошта бошад. Иттифоқи мо дар ҳаёти сиёсӣ иштирок карда, ҳуқуқу ташаббуси қонунгузорӣ ва намояндагӣ дар органҳои ҳокимияти давлатӣ доштан кӯшиш мекунад:

...тавлиди фарзандон с иштирок дар корҳои манфиатнокӣ иҷтимоӣ қисман бахшидани ин қарз. Тараққӣ додани комплексҳои истиқомати ҷавонон, сохтмони фардӣ ва коллективӣ барои ҷавонон. Ҷорӣ кардани системаи нави самараноки ёрдампулӣ барои муҳофизати модар ва кӯдак, кӯмак ба одамони маъюб ва маъюбҳо аз тифлӣ. Сиёсати оқилонаи андоз барои корхона ва ташкилотҳои ҷавонон.

**Дар шароити имрӯзаи иқтисодӣ самти асосии фаъолияти худро комсомол дар бо кор таъмин кардани ҷавонон медонад. Бо ин мақсад ИЛКҶУ ба ташкил кардани** силсилаи васеъи курсҳои баланд бардоштани малакаи касбӣ, аз ҷиҳати касбӣ аз нав тайёр кардан;

— ба вуҷуд овардани ҷой-

...ҷумла ҷавонон низ амният аст. Ба олами беруна кушода будани мамлакати мо, табдили озодонаи ғоя ва ахбор.

**Олами бехавф тақсимнашаванда,** ки аз таҳдиди маҳвшавии ядроӣ ва фоҷиаи экологӣ эмин бошад. Масъалаҳои умдатаринро бо қувваҳои тамоми мамлакатҳо якҷоя ҳал намудан.

Ҳифзи муҳити атроф, барои наслҳои оянда маҳфуз доштани табиат, муҳокимаи кушоди лоиҳаҳои бузурги иқтисодӣ. Ҷорӣ кардани экспертизаю андозакунии экологӣ, ба меъёрҳои байналхалқӣ мувофиқ бошад. Ба ҳама дастрас будани маълумотҳо дар бораи вазъи муҳити атроф.

Барои ҷавонон таъсис додани муҳити кушодаи ахбор.

Барои чӣ дар ИҶШС ва чи дар хориҷа ба амал овардани назари васеъ ба олам ва ба ҳаёти ҳамсолон ҳамдастӣ

...ин мебинам. Ҳамин нуқта сармашқи кори аъзоёни комиссия ҳангоми ҳаллу фасли «се боби» комсомол буд. **Ин барнома нест.** Ин кор аниқтараш дар даҳсолаҳои охир бори аввал аз номбар кардани вазифаҳо гурез кардан ва аз услуби эъломиягӣ доштани қарорҳоямон даст кашидан аст. Ман аз он андеша дурам, ки гӯё имрӯз маҳз ҳамин ҳуҷҷат лозим аст. Вале аз ҳаёти одами оддии ҷавон ба ҳар ҳол дар он чизе мавҷуд аст. Охири охирон он чизе мавҷуд аст, ки иттифоқи мо ба ҷавон кӯмак карда метавонад. Шумо, ки ҳанӯз аз комсомол нагурехтаед ва андеша доред, ки дар сафҳои ин ташкилот монед ё не ва ба он аъзоҳаққӣ супоред ё не, худатон баҳо диҳед. Вакилони анҷуман ба ин ҳуҷҷат баҳо медиҳанд.

Вале пеш аз он ки шумо ба ин ҳуҷҷат баҳо диҳед ман ме-

...ҳо, иҷрошаванда будани мақсадҳо, баробари ҳизб ба структураҳои давлатӣ ва ғайраҳо табдил ёфтани он.

Танҳо инкишофи одамро мақсади асосӣ қарор дода, минбаъд пеш ҳаракат кардан мумкин аст. Ва интихоби дигар мақсадҳоро аз рӯи иҷрои мақсади асосӣ қиёс кардан имконпазир аст.

Ин сиёсат, на қонун, — ин ташкилоти ҷамъиятӣ ба инкишофи одам хизмат кунад, мо тарафдори он мешавем. Агар хизмат накунад, кашолкорӣ намояд — мо онро рад менамоем.

Ҳамаи восита ва маблағҳои ташкилию моддии иттифоқ бояд ба самте равона гарданд, ки дар он ҷо ба одами ҷавон беҳтар хизмат кунанд.

Ҳамин тавр мо ташкилотамонро ҳам аз ҷиҳати мақсад ва ҳам аз ҷиҳати сол мувофиқи матлаби аъзоёнамон ва

...озодонаи ҳар як одам, вобаста аз баромади иҷтимоӣ, ҷинс, имконияти молиявӣ доштан, адолат, баробарӣ дар дастрас кардани маълумот ва маданият аст.

Озодии виҷдон, маҷлис, ташкилот, имконияти дар сиёсат ва ҳаёти ҷамъиятӣ иштирок кардан, озодона дар ҳар як мансаб интихоб шудан — ҳамаи ин ва бисёр дигар чизҳо собит менамоянд, ки комсомол навсозиҳои демократиро аз як тараф дастгирӣ карда, аз тарафи дигар муносибаташро ба боқимондаҳои сталинизм дар шуур, иқтисодиёт ва сиёсат нишон медиҳад.

Мавқеи сиёсии комсомолро догма муайян намекунад. Он чун талаботи дар ҳалли ҳамаи масъалаҳои ҳаёти ҷамъият иштирок кардан, инчунин дар ташвиши асосиаш — дар бораи ҳуқуқҳои ҷавонон ва имкониятҳояшон барои

...нида мешавад: таърихи ХКИШ (ихтисос оиди институт ва процессҳои сиёсӣ), назарияи сусиёлизми илмӣ ва коммунизми илмӣ, иқтисоди сиёсӣ, материализми диалектикию таърихӣ, назария ва таърихи педагогика, таърихи ҳаракати коммунистӣ ва коргарӣ, ҳаракати миллию озодихоҳӣ (ихтисос оиди сиёсати байналхалқӣ ва ҳаракати ҷамъиятию сиёсӣ), социология;

**ба факултаи такмили дониш** аз рӯи ихтисосҳои журналистика, социология, педагогика ва психология;

Ба аспирантураи рӯзона абитуриентҳои то 35-сола, ба шӯъбаи ғоибона то 45-сола, ба факултаи такмили дониш то 28-сола, ки маълумоти олӣ доранд, қабул карда мешаванд. Ҳуҷҷатҳои шахси тавсияшударо ,ариза, варақаи шахсӣ оид ба шӯъбаи кадрҳо, нусхаи ҳуҷҷат дар бораи маълумоти олӣ, справка аз

...материалҳои тадқиқот, барои дохилшавандагони аспирантура — реферат аз рӯи ихтисоси интихобкарда дар ҳаҷми то 40 саҳифаи чопӣ) КМ ИЛКҶ-ҳои иттифоқӣ, комитетҳои кишварию вилоятии комсомол то 25 апрели соли ҷорӣ бо суроғаи зерин бифиристонанд: 111442, шаҳри Маскав, кӯчаи Юность, х. 5/1 МОК назди КМ ИЛКҶУ, факултаҳои кадрҳои илмию педагогӣ (тел. 374-60-41, 374-70-87) ва такмили дониш (тел. 374-61-01, 374-65-58).

Шахсонеро, ки барои сӯҳбат дар кафедраҳо ва имтиҳоноти дохилшавию сӯҳбатҳо иҷозат шудаанд, дар асоси даъватномаи МОК ташкилотҳои дахлдор ба МОК мефиристанд.

Имтиҳоноти дохилшавӣ ва сӯҳбат аз 1 июнь, қабулкунии шунавандагон ба таҳсил аз 1 сентябрь, аспирантҳо бошанд аз 1 октябри соли 1990 шурӯъ мешавад.

# Ҳисоботи Комиссияи Марказии тафтишоти ИЛКҶУ ба Анҷумани XXI ИЛКҶУ

Дар асоси қарори анҷумани XX ва бо назардошти танқид ва пешниҳодҳо ба органҳои марказии ИЛКҶУ, инчунин ақидаҳои муxолиф ва инкоркунӣ дар ҳаёти комсомолӣ, Комиссия самтҳои асосии фаъолияти худро муайян намуд. Муҳимтарини онҳо—дар органҳои марказии комсомолӣ паси сар кардани бюрократизм ва коғазбозӣ, беҳшавии тартиботи иҷрои кор, кам кардани ҳуҷҷатгузории дохилиаппаратӣ ва умуман комсомол мебошанд.

Комиссияи Марказии тафтишоти ИЛКҶУ аз рӯи мурочиату ақидаҳои танқидӣ, ки дар Анҷумани XX ва давраи пасаанҷуманӣ ба унвони КМ ИЛКҶУ расидаанд, якчанд маротиба омӯхта онҳоро чун яке аз воситаҳои асосии алоқаи органи марказӣ бо комсомолон медонад. Аз ин хулоса бароварда, аъзоёни КМТ дар муайян намудани баҳо ба фаъолияти он принципнокӣ ва серталабӣ нишон доданд. КМ аз рӯи онҳо қарори дахлдор қабул намуд ва онҳо асосан аз назорат бароварда шуданд: беш аз 100 арзу ниёзе, ки пас аз Анҷуман баён шудаанд дар марҳалаи иҷрошаванд.

Аммо тафтишҳо дар шӯъбаву подразделенияҳои КМ норасоиву вайронкориҳои ҷиддиро фош кард. Мулоҳизаҳои танқидӣ ва пешниҳодҳо пас аз иҷрошавии онҳо бе иштироки аъзоёни органҳои роҳбарикунандаи ИЛКҶУ аз назорат бароварда шуданд. Пас аз як соли анҷуман 179 мулоҳизаҳои танқидӣ ва пешниҳодоти вакилон, ки дар ҳалли онҳо органҳои ҳизбӣ, давлатӣ, ҷамъиятӣ салоҳият доранд, ба идораҳои дахлдор фиристода мешуданд. Натиҷаи иҷрои мулоҳизаҳои танқидӣ ва пешниҳодоте ниҳоят суст аст, ки барои иҷрои онҳо якчанд шӯъба вазифадор буданд, на ҳама вақт иҷрокунандаи мушаххас аниқ буд, мӯҳлати огоҳонидани муаллифони онҳо риоя карда намешуд.

Бисёр шӯъбаву қисматҳо ба муаллифон ба таври даҳонӣ, ба воситаи сохти бисёрзинагии кумитаҳои комсомолӣ ҷавоб доданд. Бисёр вақт ҷавобҳо ба муаллифони онҳо ба шакли дигар расониданд; қисме аз ҷавобҳо тамоман ба муаллифон нарасиданд, ки дар қатори онҳо комсомолон —коргарон, деҳқонон, хонандагон буданд. Барои ҷавоб додан ба муаллифон воситаҳои ахбори оммавӣ ва сафарҳои эҷодии кормандони аппарати КМ ИЛКҶУ истифода бурда намешаванд. Мулоҳизаҳои танқидӣ ва пешниҳодоте, ки бо унвони КМ ИЛКҶУ дар масъалаи тайёр кардани кадрҳо, конференцияҳои илмӣ—амалӣ, воситаи ахбори оммавӣ, омада чун қоида муҳокима карда нашуданд. Ин ба он оварда расонд, ки комсомолон такроран ба КМ ИЛКҶУ муроҷиат намуданд, норозигии худро нисбат ба тарзи кори органҳои комсомолӣ, нобовариро ба тағироти ҳаётӣ изҳор намуданд.

Аз рӯи материалҳое, ки КМТ ба Бюрои КМ ИЛКҶУ пешниҳод намуда буд 26 июли соли 1988 қарори «Дар бораи натиҷаи тафтиши кор бо мулоҳизаҳои танқидӣ ва пешниҳодоте, ки дар Анҷумани XX ИЛКҶУ ва давраи пасаанҷуманӣ ба шӯъбаву қисматҳои КМ ИЛКҶУ расидаанд», қабул кард.

Тафтиши рафъ кардани норасоӣ ва вайронкунӣ дар арафаи анҷумани XX1 ИЛКҶУ нишон дод, ки кор аз рӯи мулоҳизаҳои танқидӣ беҳтар шудааст. Дар КМ ИЛКҶУ тартиби кор бо мулоҳизаҳои танқидӣ ва пешниҳодот аз нав дида шуд. Ҳайати гурӯҳи кории аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии КМ мустаҳкам карда шуд. Дар машваратҳои онҳо рафти иҷрои шартҳои пешбинишуда дар шӯъбаву қисматҳо таҳлил карда шуд. Аммо дар қабул кардани чораҳо шакли қолабии кор ба чашм мерасад.

Комиссияи Марказии тафтишот тартиби кор бо мактубу муроҷиатномаҳоеро, ки ба унвони Анҷумани XX ба КМ ИЛКҶУ расидаанд ва масъалаи чопи онҳоро омӯхт.

Қисми зиёди мактуб, шикоятҳо, ки ба анҷумани XX ИЛКҶУ ва пас аз он расида буданд, аз ҷониби шӯъбаҳои КМ дар мӯҳлати муайяншуда санҷида шуданд. Ба як қатор муаллифони мактубҳо ҳамоно ёрии лозимӣ расонида шуд.

Бо вуҷуди ин шӯъбаву қисматҳои КМ ИЛКҶУ дар рафти тафтиши мактубҳо диққати асосиро ба ҷиҳати қолабии кор иҷро намудан дар мӯҳлати муайяншуда равона намудаанд. Ҳодисаҳои дароз кунониданӣ мӯҳлати иҷрои он, иҷрои нопурраву тӯлонӣ, беасос дароз кардани мӯҳлату тафтиш, фиребгарӣ ба чашм мерасид, ки ин сабаби тафтиши қариб 300 муроҷиати такрорӣ гашт, ки дар почтаи анҷуман буданд. Мӯҳлати расидани қисме аз мактубҳо аз котибони КМ ИЛКҶУ ба иҷрокунанда тӯлонист.

Сабаби ҷой доштани норасоиҳо чунин аст, ки баъди анҷумани XX ИЛКҶУ дар аппарати КМ на ҳама вақт тафтиши роҳбарони шӯъбаҳо, масъулият аз ҷониби иҷрокунанда ҳис карда мешуд.

Хулосаҳо ва пешниҳодоти Бюрои КМТ ИЛКҶУ ба КМ ИЛКҶУ равона шудаанд.

КМТ инчунин кор бо мактубҳо ва дастхатҳои хонандагон, ҳуҷҷатҳоро дар идораҳои рӯзномаи «Пионерская правда», маҷаллаи «Смена» ва БСБҶ «Спутник»-и КМ ИЛКҶУ тафтиш намуд. Дар идораи рӯзномаи «Пионерская правда» дар рафти тафтиш КМТ дар гузаронидани таҳқиқи ҳуҷҷатҳои мавҷудаи идора аз соли 1925 то соли 1987, коркарди илмӣ-техникии ҳуҷҷатҳо, ки барои нигоҳ доштани доимӣ ҷудо шудаанд, ёрии амалӣ расонд. Ҳамаи ҳуҷҷатҳо рӯйхат карда шуд. Ҳоло кор бо ҳуҷҷатҳо дар идораҳои рӯзномаҳо дар асоси ҳуҷҷатҳои КМ ИЛКҶУ бурда мешавад.

Дар давоми солҳои 1988—1989 ба идораи маҷаллаи КМ ИЛКҶУ «Смена» қариб 130 ҳазор мактуби хонандагон ва дастхатҳо омад. Вақтҳои охир бошад мазмуни мактубҳо дигар шудаанд. Хонандагон на танҳо ба мақолаҳои муайян фикри худро баён мекунанд, балки дар бораи дигаргунсозиҳое, ки дар ҷамъияти мо шуда истодаанд, ақидаҳои худро менависанду дар хусуси ҳолати душвори мутахассисони ҷавон, ҷанговарони интернационалист нақл менамоянд.

Бо вуҷуди ин таҳлил нишон дод, ки синну соли муаллифони мактубҳои омада то 30 сола ҳамагӣ 12 фоизро ташкил медиҳад. Алоқаи маҷалла бо комитетҳои комсомолии маҳалҳо суст буда, аз кормандони комсомолӣ тамоман ягон мактуб нест, танҳо дар се мактуби аз 632 мактуби таҳлилшуда масъалаҳои ташкилотҳои комсомолию пионерӣ бардошта шудаанду халос.

Бештари ҷавобҳо ба мактубҳо умумӣ буда, ба маҳалҳо барои таҳлили масъалаҳо қариб, ки ягон мухбир нарафтааст. Ҳодисаҳои фиристодани мактубҳои такрорӣ аз ҷониби шахсоне ки ба онҳо ҷавобҳои «қолабӣ» фиристонида шудаанд кам ба чашм намерасанд. Ба мактубҳои ҷудогона, ба муаллифон тамоман ҷавоб дода нашудааст. Ҳангоми тақриз навиштан ба дастхатҳо низ ба хатогиҳо роҳ додаанд.

Ҷамъбасти тафтиш нишон дод, ки дар редакцияҳо назорат аз рӯи мактубҳои хонандагон, асосан дастхатҳои навқаламон, суст аст. Аъзоёни КМТ барои ба тартиб даровардан ёрии амалӣ расондаанд.

Комиссияи марказии тафтишотии ИЛКҶУ дар солҳои 1988 — 1989 кор бо ҳуҷҷатҳо, ташкили назорат аз рафти гузариши онҳо ва иҷроиш дар аппарати КМ ИЛКҶУ-ро омӯхт.

Баъди анҷумани XX ИЛКҶУ чораҳои аз тарафи КМ оид ба демократикунонии ИЛКҶУ, додани мустақилияти васеъ ба комитетҳои комсомолии маҳаллӣ имкон дод, то шумораи қарорҳои КМ ИЛКҶУ, ки ба комитетҳои комсомолии маҳаллӣ фиристонида мешаванд кам гардида, ҳамчунин шумораи хоҳишҳо низ аз онҳо ба КМ ИЛКҶУ кам шудааст. Шумораи хатҳо аз шӯъбаҳою подразделенияҳо барои даровардан ба КМ ИЛКҶУ зиёд шуд, шумораи мактубҳо низ ба комитетҳои комсомолии маҳалҳо бо имзои котибони КМ ИЛКҶУ ва роҳбарони шӯъбаҳою подразделенияҳои КМ бо хоҳиши гузаронидани корҳои муайян, зиёд шудааст.

Баъди анҷумани XX ИЛКҶУ (то 1 январи с. 1990) дар маҷлисҳои Бюро ва Котиботи КМ ИЛКҶУ зиёда аз 3 ҳазор масъалаҳо дида баромада шуд, зиёда аз се ҳиссаи онҳо (бе тасдиқи кадрҳо ва мукофотонӣ) барои дида баромадан на дар вақташ пешниҳод гардиданд, ба аъзоёни Бюро, Котиботи КМ ИЛКҶУ бошад дар арафа ва ё рӯзи маҷлис расиданд, ки муҳокимаашон душвор мегардид.

Дар Комитети Марказӣ ва комитетҳои комсомолӣ дар тартиби тайёр намудани ҳуҷҷатҳо гузоштани онҳо аз марказ то ташкилотҳои ибтидоӣ норасоиҳои ҷиддӣ қайд шудаанд. Оид ба масъалаҳо, ки ба тамоми иттифоқ дахл дорад, Комитети Марказӣ, чун қоида, барои муҳокимаи ин ҳуҷҷатҳо ба комитетҳои комсомолӣ вақт ҷудо накард. Аз ҳамин ҷой норозигӣ нисбат ба мазмуни бисёре аз қарорҳои Комитети Марказӣ дар маҳалҳо сар мезананд.

Бисёр вақт баъди қабул ҳуҷҷатҳои Комитети Марказӣ ба маҳалҳо, ба комитетҳои комсомолии вилоятҳо, ба комитетҳои комсомолии кишварҳо, КМ ИЛКҶ ҷумҳуриҳои иттифоқӣ дер мерасанд. Як қатор қарорҳо то звеноҳои ноҳиявию ибтидоӣ, ба комсомолон тамоман нарасиданд.

КМТ ИЛКҶУ як қатор норасоиҳоро дар тартиби қабули қарорҳои КМ ИЛКҶУ овоздиҳии бе муҳокима, ки дар протоколи «ГС» дохиланд, қайд намуд.

Як қатор шӯъбаҳо, подразделенияҳои КМ тартиби кори муайяншударо бо қарорҳои КМ вайрон намуда, сари вақт аз рафти иҷрои онҳо хабар намедиҳанд. Кормандони аппарати КМ ИЛКҶУ ба командировка оид ба масъалаҳои назорат аз болои қарорҳои КМ ИЛКҶУ, ки гузаронидани корҳоро дар маҳалҳо талаб мекунанд, кам мераванд.

Натиҷаи тафтишоти КМТ ИЛКҶУ имкон медиҳад, ки иҷро кардани дархостҳои анҷумани XX ИЛКҶУ аз сабаби ҷой доштани бюрократизм ва кам кардани ҳуҷҷатгузории дохили аппаратӣ имконнопазир аст. Дараҷаи пасти иҷрои қарорҳо боқӣ мондааст.

Ин ба КМ ИЛКҶУ ва аппарати вай имкон надод, ки бодиққатона ба масъалаҳо, ташвишҳою эҳтиёҷоти худ, ки комсомолон дар мактубу муроҷиатномаҳо ва қайдҳои танқиди худ мегӯянд, бодиққатона муносибат кунанд.

Нест кардани чунин зуҳуротҳо ҳангоми ошкорбаёнии пурра, ба таври васеъ инъикос намудани фаъолияти КМ бо воситаҳои ахбори умум, аз тарафи КМ бо органҳои интихобӣ ва аъзоёни КМ иҷро намудани вазифаи худ, муттаҳид намудани сохти КМ ва аппарати вай ба сохти ягона, пурзӯр намудани кори назоратии КМ ИЛКҶУ ва Бюрои ӯ барои дар амал ҷорӣ намудани қарорҳои қабулгардида, ба таври таъҷилӣ то ташкилотҳои комсомолӣ расондани онҳо, мумкин аст. Яке аз вазифаҳои муҳими КМТ ИЛКҶУ ин минбаъд мустаҳкам ва баланд бардоштани самаранокии истифодаи базаи молиявию иқтисодии комсомол аст.

Вазифаҳои гузошташудаи анҷумани XX ИЛКҶУ-ро ба ҳаёт татбиқ намуда, Комитети Марказӣ як қатор чораҳоро оид ба сохтани замина ва шароитҳои нави иқтисодӣ ба амал баровард. «Дастур дар бораи воситаҳои пулии комсомол», ки моҳи июни соли 1989 қабул шуда буд, асосҳои ташкилӣ, иқтисодӣ ва ҳуқуқии фаъолияти ташкилотҳои комсомолӣ ва органҳои интихобии онҳоро муайян кард.

Буҷети ИЛКҶУ чорабиниҳои Комитети Марказӣ ва ташкилотҳои комсомолии маҳаллиро аз ҷиҳати молиявӣ таъмин намуд.

Ҳиссаи асосии буҷети ИЛКҶУ, чун пештара, барои нигоҳ доштани ташкилотҳои комсомолии маҳаллӣ равона карда шудааст. Дар муддати солҳои 1987 — 1989 ин харҷ то 7,3 фоиз зиёд шуд. Ҳар сол зиёда аз як милли-

(Охираш дар саҳ. 5).

# Ҳисоботи Комиссияи Марказии тафтишоти ИЛКҶУ ба Анҷумани XXI ИЛКҶУ

(Аввалаш дар саҳ. 4).

ард сўм — сарфаи гузарондаи воситаҳои буҷети ИЛКҶУ баланд шуда бошанд ҳам, суръати харҷи даромад аз он ҳам зиёд буд, ки ин ҳолати молиявиро душвор гардонд.

Бо натиҷаҳои хуби молиявӣ (бе норасогӣ) буҷети ИЛКҶУ дар соли 1987 тасдиқ гардид. Баъд ҳар сол харҷ аз даромад зиёд шудан гирифт. Норасогии буҷет аз 51,6 млн. сўми соли 1988 то 141,0 млн. сўми соли 1990 баланд шуд.

Новобаста аз қабул гардидани як қатор қарорҳои пленумҳою Бюрои КМ ИЛКҶУ дар амал ягон чораҳои амиқ барои беҳтар намудани ҳолати молиявии ташкилотҳои комсомолӣ, рафъ кардани норасогии буҷет, дида нашуд.

Қисмати фоидаовару зараровари буҷети ИЛКҶУ ҳис карда мешуд, захираҳо кам пайдо карда мешуданд.

Чун пештара барои корҳои таблиғотию ташвиқотӣ дар байни ҷавонон ҳамагӣ 35—70 фоиз истифода бурда шуду халос.

Шўъбаҳои КМ ИЛКҶУ (тарғиботу ташвиқот, маданияту спорт ва дигарон) бисёр вақт барои гузаронидани чорабиниҳо маблағҳои аз талабот зиёд талаб мекарданд, ва на ҳама вақт он маблағҳо мақсаднок истифода мешуданд. Барои кам кардани хароҷоти машинаҳои сабукрав, ба танзим даровардани истифодаи онҳо ягон чора дида нашуд.

Баъди анҷумани XX ИЛКҶУ имкони майли баланд шудани харҷ барои нигоҳ доштани аппарати марказӣ шикаста нашуд.

Пешбинӣ шуда буд, ки ҳангоми гузариш ба шаклҳои нормативии ба нақша гирифтани буҷет шумораи комсомолон дар маҳалҳо ба тартиб дароварда мешавад.

Аммо шумораи кормандони муттасадии органҳои комсомолӣ то 1 январи соли 1989 дар муқоиса бо соли гузашта зиёд шудааст. Бо вуҷуди он ки аъзоёни ИЛКҶУ дар соли 1988 қариб 2,5 млн. кам шуд, бояд ихтисори штатҳо низ 7,5 ҳазор кас кам мешуд.

Дар давраи ҳисоботӣ бо иштироки комитети марказии ИЛКҶУ 18 қисмҳои ҳисоби хоҷагӣ ташкил карда шуд.

Барои онҳо ҳамагӣ 276,9 млн. сўми маблағи комсомолӣ ҷудо карда шуда буд. Маблағҳои аз ҳама зиёд — 250 млн. сўм барои ташкили банки тиҷоратии хазинаи ҷавонон, 25 млн. сўм барои таъсиси хазинаи ҷамъияти акционерҳо «Развитие» ҷудо шуда буд. Масъалаҳои самаранокии талаботҳои мо диққати ҷиддиро талаб мекунад.

Дар ҳолати дигар мо наметавонем, ки сиёсати дурусти молиявӣ-кредитӣ рўи кор намоем, иқтисодиёти комсомолиро мустаҳкам гардонем. Дар соли 1990 бояд 15,0 миллион сўм аз Банки тиҷоратии ҷавонон, 3,0 миллион сўм аз ҷамъияти акционерии «Развитие», 90,0 ҳазор сўм аз иттиҳодияи берунииқтисодии «ЮНЕСКО», 35,0 ҳазор сўм аз Маркази намоишӣ информатсионии ЭИТҶ КМ ИЛКҶУ ба буҷети КМ ИЛКҶУ дохил шаванд. Дохилшавӣ аз дигар корхонаҳои ҳисоби хоҷагӣ ночизанд.

Дар давраи ҳисоботӣ мудирияти коргузории КМ ИЛКҶУ чораҳо баҳри парешон накардани маблағи сохтмони асосӣ, ба вуҷуд овардани заминаи зарурӣ баҳри кам кардани андозаи сохтмонҳои нопурра муайян намуд. Дар сохтмонҳои зериидоравии МК КМ ИЛКҶУ 92,8 миллион сўм маблағи сохтмони асосӣ сарф гардид, ки 25,0 миллион сўм аз 4 соли панҷсолаи ёздаҳум зиёд аст. 73 объект ба истифода дода шуд.

Баробари ин дар солҳои 1986 — 1989 сарфи маблағҳои сохтмони асосӣ 65,0 фоизро нисбати супориши панҷсола ташкил дод. Масоҳати сохтмонҳои нотамом зиёд гардид ва дар 1 январи соли 1990 51,1 миллион сўм, аз он ҷумла зиёда аз норма 36,9 миллион сўмро ташкил дод. Дар панҷсолаи дувоздаҳум аз сабаби хориҷ намудани объектҳо аз план, ҳуҷҷатҳои лоиҳавии коркарда ва фурухта ба қиммати 470 ҳазор сўм истифода нагардиданд. Дигаргуниҳои асосӣ дар сохти идора кардани сохтмони капиталӣ дар комсомол ба назар нарасид.

Рафти корҳоро дар ташкилотҳои комсомолӣ, подразделенияҳои КМ ИЛКҶУ ва инчунин хоҷагиҳои зериидоравии онҳо омўхта, Комиссияи Марказии Тафтишот чун дар анҷумани XX ИЛКҶУ хулосае мебарорад, ки механизми зиддихароҷотии хоҷагидорӣ оҳиста ҷорӣ мегардад; чораҳои қатъӣ баҳри мустаҳкам гардонии ҳисоби хоҷагӣ, васеъшавии мустақилияти баланди ҷавобгарӣ дар хароҷоти воситаҳои комсомолӣ қабул нагардидаанд.

Бо мақсади ёрии амалӣ расонидан дар ҷорӣ гардидани интизом, бартараф намудани камбудиҳо ба норасоиҳои пеш маълум гашта Комиссияи Марказии Тафтишот се маротиба фаъолияти молиявӣ — хоҷагидории комплекси меҳмонхонаи «Орлёнок» МК КМ ИЛКҶУ-ро тафтиш намуд. Ҳар маротиба дар материалҳои тафтишотӣ камбудиҳои ҷиддии кассавӣ интизоми штатӣ-молиявӣ, тартиби ҷойгиркунӣ ба меҳмонхона, ба қайдгирӣ ва ихтисори воситаҳои асосӣ ва арзиши молиявӣ ба назар мерасид. Танҳо тафтишоти интихоботии КМТ ИЛКҶУ аз рўи соли 1987 дар комплекси меҳмонхонаи «Орлёнок» 1152,8 ҳазор сўм захираҳои дохили хоҷагиро маълум гардонд.

Дар асоси аз рўи ревизияҳо қабул намудани чораҳо солҳои 1988—1989 низомномаи молиявии комплекси меҳмонхонаи «Орлёнок» хело мустаҳкам гардид. Дар баробари ин комплекс то ҳол корхонаи камдаромад ба шумор меравад, аз ин сабаб соли 1990 ба буҷети ИЛКҶУ вай пул намегузаронад. Инчунин, комплекси меҳмонхонаи «Юность»-и МК КМ ИЛКҶУ камдаромад ба ҳисоб меравад.

Доираи бозсозии идора кардани фаъолияти молиявӣ иқтисодӣ дар ИЛКҶУ. Ҳангоми маълум будани вазифаҳо, ки анҷумани XX ИЛКҶУ муайян намудааст, ба фикри мо дар Комитети Марказӣ, аппарати он фаҳмиши ягонаи натиҷаҳои мақсадноки ин бозсозӣ ҷой надоранд. Аз ин ҷо, аз як тараф дар қабули қарорҳо саросемакорӣ, аз тарафи дигар нимкорагӣ маълум мегардад.

Дар пленуми XI Комитети Марказӣ (декабри соли 1989) ба сифати вазифаи аввалиндараҷа тайёр намудани лоиҳаи «Дастури муҳимтарини бозсозии идоравии иқтисодиёти комсомолӣ» гузошта шуда буд. Ароба боз дар ҷояш истодааст.

Сиёсати мақсадноки молиявии Кумитаи Марказиро ҳамчун маҷмўи таҷрибаҳои гузаронида баҳри васеъ намудани ҳуқуқи кумитаҳои комсомолӣ дар штатҳои муқарраршуда, миқдори маош, моҳона, истифодаи воситаҳои муаяншуда, бапланкашии буҷетӣ шуморидан мумкин нест. Бе муҳокимаи натиҷаҳои ин таҷрибаҳо, бе ошкоро коркарди вариантҳои альтернативӣ ва баҳои натиҷаҳои имконпазир дар соли 1989 (ҳангоми камёфти буҷети ИЛКҶУ, 108,0 миллион сўм) ҳамаи ташкилотҳои комсомолӣ ба шакли нормативии планкашии буҷетӣ гузаронида шуданд. Чунин саросемакорӣ ба зиддиятҳо оварда расонд, пуршиддатӣ дар ҳамаи звеноҳои сохти комсомолӣ дида мешавад.

Мавҷуд набудани мавқеи ягона дар КМ ИЛКҶУ баҳри тараққиёти минбаъдаи фаъолияти подразделенияҳои хоҷагӣ, маҳдудияти функцияҳо ва ҷавобгарӣ байни шўъбаҳо ва подразделенияҳои он кори муқарарии подразделенияҳои хоҷагии кумитаҳои комсомолии маҳаллиро мушкил мегардонад.

То ин дам фаъолияти ташкилӣ, иқтисодию ҳуқуқии ташкилотҳои ба ҳисоби хоҷагӣ гузашта ба роҳ монда нашудааст. Нарасидани ҳуҷҷатҳои нормативӣ оид масъалаҳои ташкил, такмил, вайрон кардан ва фаъолияти хоҷагидории корхонаҳои муштарак бо кумитаҳои комсомолӣ, ҳамкории онҳо бо органҳои давлатии дастурдиҳанда ҳис карда мешавад. Сари вақт назорат аз болои фаъолияти онҳо ба роҳ монда нашуд.

Дар ҳисоботи ба анҷумани XX ИЛКҶУ Комиссияи Марказии Тафтишот диққати асосиро ба ҷой доштани ҳодисаҳои хилофи хоҷагидорӣ, беҳуда сарф кардани маблағҳои пулӣ, изофанависию дуздӣ, қаллобкорӣ бо валюта, ки аз сабаби беназоратӣ дар қисматҳои КМ ИЛКҶУ ҷой доранд, паст будани фаъолияти кории иҷрокунандагон, набудани ҳуҷҷатҳои нормативӣ аз рўи моддаҳои фаъолияти молиявӣ — хоҷагӣ равона карда буданд.

Набудани диққати лозимӣ ба ин проблемаҳо ба он оварда мерасонад , ки шўъбаҳои ба кори хоҷагӣ банд ба «иқтисодиёти сиёҳ» машғул шаванд аз вазифаю фаъолияте, ки оиннома нишон додааст, дур мешаванд. Вайрон кардани қонунгузорӣ, молиявӣ аз тарафи Маркази эҷодиёти компьтерии ҷавонон «Юность», дар Марказҳо ва хазинаҳои ҷавонони ташкилоти комсомолии кишвари Приморск, вилоятҳои Марв, Пермь, Свердловск, Тюмень, Челябинск, Ярославль ва дигар ташкилотҳои комсомолӣ ба чашм мерасад. Аз рўи як қатор фактҳо органҳои ҳуқуқӣ тафтишот мебаранд, ахборот дар бораи вайрон кардани масъалаҳои молиявӣ ба органҳои марказии тафтишотӣ ва молиявӣ расонида мешавад. Ҳамаи ин ба паст шудани образи фаъолияти хоҷагидории ИЛКҶУ оварда мерасонад.

Пешниҳодҳои Комиссияи Марказии Тафтишоти ИЛКҶУ аз рўи проблемаҳои дар боло номбаршуда чунин аст:

Якум, бозсозии идоракунии фаъолияти молиявӣ, иқтисодӣ, баланд бардоштани самараи он, пеш аз ҳама ба қабул кардани ҳуқуқҳои доштани моликияти ташкилоти комсомолӣ вобаста аст аз ташкилоти ибтидоӣ сар карда, то моликияти умумии ИЛКҶУ. Дар давлати ҳуқуқӣ муносибатҳои моликиятро танҳо бояд қонун назорат кунад. Ин ба институтҳои сиёсӣ — ба комсомол низ дахл дорад. Танҳо дар ҳамин асос метавон сиёсати молиявиро, ки ба талаботи аъзоёни ИЛКҶУ ҷавоб дода метавонад, сохтан мумкин аст.

Дуюм. Бояд механизми молиявӣ алоқаи ташкилӣ — иқтисодии марказ бо маҳал ба роҳ монда шавад. Қарор дар бораи истифодаи бақияи маблағи ИЛКҶУ-ро бояд танҳо Пленуми КМ ҳал кунад.

Сеюм. Бояд роли буҷет ҳамчун плани асосӣ муайян карда шавад, бозори иқтисодӣ фаъолона истифода бурда шавад, системаи қарз, аз ҷумла Банки тиҷоратии ҷавонон ҳамчун миёнрав қабул карда шавад.

Чорум. Барои ҳар як ҳарфи қабулшуда, ҳатто коллективона, низ бояд масъулият муайян карда шавад. Имрўз ин дида намешавад. Лоиҳаи тамоман махфӣ амал мекунад. Қонун бояд буҷети ИЛКҶУ-ро муйян ва дар бораи натиҷаи он ахборот диҳад.

Ниҳоят, ҳамаи қадамҳои амалӣ — коркарди системаи пурраи идоракунии фаъолияти молиявӣ — иқтисодии ИЛКҶУ, пурқувват кардани базаи молиявию моликияти азхуд кардани камчини буҷет — бояд ба ташкил ва такмили механизми комсомол равона карда шавад. Ин, албатта, маънои онро надорад, ки танҳо бо қувваи худ такя кунад. Аммо аввал сирф масъалаи иқтисодиро ҳал накарда, комсомол, ҳамчун ташкилоти сиёсӣ, бисёр чизро аз даст медиҳад.

Бо мақсади ҷалб намудани диққати Котибот ва Бюрои КМ ИЛКҶУ ба проблемаҳо, ошкор кардани норасоию вайронкориҳо ба КМ ИЛКҶУ ҳуҷҷатҳои дахлдор аз рўи натиҷаҳои тафтишоту ревизияҳои фиристода шуданд. Ҳангоми аз назар гузаронидани ин ҳуҷҷатҳо аз ҷониби Комиссияи Маркази Тафтишот аён гашт, ки аз ҷониби КМ ИЛКҶУ ҳодисаҳои кашолкорӣ ва дар сари вақт иҷро накардани он ҷой доранд.

Аз ҳашт санҷиш ва тафтише, ки КМТ ИЛКҶУ дар иртибот ба назорати рафти ислоҳи камбудиҳо гузаронид, фақат дар мавриди дутояш Комисия пиромуни аз назорат бардоштан қарор қабул кард.

Комиссияи Марказии Тафтишот маҷбур шуд, вазъияти ба амаломадаро моҳи июни соли 1989 дар ҷаласаи худ бо иштироки котиби аввали КМ муҳокима кунад. Оиди ғайри қобили қабул будани кашолкории ҳаллу фасли маводи тафтишот, дидани чораҳо дар КМ Комисия ба пленуми УШ КМ ИЛКҶУ иттилоъ дода буд.

Дар баробари мавқеи ғайрифаъолонаи Котибот, муносибати қолабӣ ба маводи тафтишот аз ҷониби аппарати КМ, қисмату хоҷагиҳои ӯ низ мушоҳида мешавад. Ва ин яке аз сабабҳои он аст, ки дигаргуниҳо дар аппарати КМ ИЛКҶУ, услуби роҳбарӣ ба кори ӯ аз ҷониби Котиботи КМ ИЛКҶУ баъди анҷумани XX суст рафта истодаанд.

КМТ ва комиссияҳои тафтишот дар маҳалҳо аз боиси маҳдудияти вазифаашон, беҳуқуқӣ ва баъзан беташаббусӣ самаранокии танзими муносибатҳои дохилииттифоқиро таъмин карда ба риояи меъёрҳои Оиннома ва ислоҳи зуҳуроти манфӣ дар комсомол таъсир расонида натавонистанд.

Дигаргуниҳое, ки дар комсомол ва комплекси хоҷагии он ба амал омаданд, моҳият ва сохтори ташкилотро тағйир доданд, таҷдиди назари мавқеъ ва нақши назорат ва органҳои назоратии ИЛКҶУ-ро талаб карданд.

КМТ ҳамроҳи КМ ИЛКҶУ лоиҳаи консепсияи бозсозии назорат дар ИЛКҶУ ва низомнома дар бораи Комиссияи Марказии Тафтишоти ИЛКҶУ, пешниҳодот ба Оинномаи ИЛКҶУ-ро матраҳ намуда ба самъи анҷумани XXI ИЛКҶУ расонид. Ин ҳуҷҷатҳо бо назардошти муҳокимаҳо дар ташкилотҳои комсомолӣ, дар конфаронсҳои ҳисоботӣ—интихоботӣ матраҳ шуданд. Амалан дар ҳамаи пешниҳодоте, ки ба КМ ва КМТ расиданд, зарурати бозсозии назорат дар ИЛКҶУ, тағйири вазифаҳо, тавсаъаи ҳуқуқи комиссияҳои тафтишот, ба онҳо додани мустақилияти ташкилӣ ва молиявӣ дастгирӣ карда мешавад.

Дар давраи ҳисоботӣ таҳти роҳбарии аъзои Комиссияи Марказии Тафтишот ва бо иштироки бевоситаи онҳо, яъне ҳангоми ҳузури асосан ду нафар мутахассиси аппарати КМТ ва такяи доимӣ ба комсомолони фаъоли маҳалҳо санҷишу тафтишоти дар боло зикршуда гузаронида шуда буданд.

Тибқи Оинномаи ИЛКҶУ бо пешниҳоди ИЛКҶ ҷамоҳири иттифоқӣ, ташкилотҳои комсомолии кишвариву вилоятӣ 11 узви КМТ дигар карда шуданд.

Ҳамроҳи КМ ИЛКҶУ ба комиссияҳои маҳаллии тафтишот кўмаки методӣ расонида мешуд. Семинарҳои районии комиссияҳои тафтишоти ташкилотҳои комсомолии ҷумҳурӣ, кишварӣ ва вилоятӣ пайваста гузаронида, раисон барои коромўзӣ ба КМ ва КМТ ИЛКҶУ даъват карда мешуданд.

Бо супориши анҷумани XX ИЛКҶУ пленуми П КМ Низомнома дар бораи комиссияҳои тафтишоти ташкилотҳои комсомолии маҳаллиро матраҳ ва қабул кард. Таҷрибаҳо оиди таъсиси системаи нави назорат дар ташкилотҳои комсомолии кишварҳои Краснодару Ставрополь, вилоятҳои Ульяновску Ростов ва шаҳри Маскав сар шуданд.

КМТ ИЛКҶУ кўшиш мекард, ки корашро ошкоро ба роҳ монад. Аз тариқи рўзномаи «Комсомольская правда», маҷаллаҳои «Комсомольская жизнь», «Молодой коммунист», «Информатсионный бюллетень ЦК ВЛКСМ» ба комсомолон аз натиҷаи санҷишу тафтишоти гузаронидашаванда иттилоъ медод ва масоили рўзмарраи назоратро муҳокима мекард.

Дар баробари ин бояд иқрор шуд, ки Комиссияи Марказии Тафтишоти ИЛКҶУ дар чаҳорчўбаи ҳуқуқҳои ба он дода шуда ва аз боиси кўтоҳ шудани давраи ҳисобот, навонист ба протсессҳое, ки дар ИЛКҶУ ба вуқўъ меоянд таъсири самарабахш расонида дар фаъолияти органҳои марказии комсомол дигаргуниҳои куллӣ ба даст орад. Масалан, дар давраи ҳисоботӣ чунин объектҳои бузурги КМ, ба мисли идораи рўзномаи «Комсомольская правда» иттиҳодияи нашриёту полиграфӣ «Молодая гвардия», мудирияти лагерҳои умумииттифоқии пешоҳангон «Артек», «Океан» ва баъзеи дигар аз назорати КМТ ИЛКҶУ берун монданд.

Барои амалӣ гардонидани маводи санҷишу тафтишоташ КМТ ИЛКҶУ минбари пленумҳои КМ ИЛКҶУ, такя ба афкори васеи ҷамъиятии комсомолонро ба қадри кофӣ истифода накард.

КМТ ИЛКҶУ вакилонро ба муҳокимаи ҳисобот, баҳо, хулоса ва пешниҳодоти хеш даъват мекунад.

КМТ ИЛКҶУ.

## Дар КМ ИЛКҶУ

Пленуми X КМ ИЛКҶУ ахбори котиби аввали КМ ИЛКҶУ раф. В. И. Мироненкоро дар бораи масъалаҳои ташкилӣ, ки он дар анҷумани XXI комсомол маврири баррасӣ қарор мегирад, инчунин дар хусуси тартиби ташкил ва интихоби ҳайати нави Бюро, Котибот, котиби аввали КМ ИЛКҶУ ва раиси Органи марказии назорат шунид.

Таклиф шуд, ки ҳайати Бюрои КМ ИЛКҶУ дар анҷуман аз рўи принципи намояндагии ташкилотҳои комсомолие, ки ба ҳайати иттифоқ дохиланд, ташаккул ёбад. Инчунин қайд шуд, ки Бюрои КМ ИЛКҶУ кам шудани теъдоди котибони КМ ИЛКҶУ-ро якдилона тарафдорӣ мекунад.

Бюрои КМ ИЛКҶУ таклифҳои ташкилотҳои комсомолиро оиди пешбарии номзадҳо баҳри интихоб ба вазифаи котиби аввали КМ ИЛКҶУ дида баромад. Ба таклифи интихоботи альтернативии котиби аввал дар анҷумани комсомол тарафдорӣ намуда, Бюро дар масъалаи номзадҳои ба ин вазифа пешниҳодгашта ба қарори қатъӣ наомад.

Пленум таклифи Бюрои КМ ИЛКҶУ-ро дар бораи аз ҳисоби вакилони анҷуман [illegible] намояндагони ҳамаи ҷумҳуриҳои иттифоқӣ ва Қувваҳои Мусаллаҳи ИҶШС таъсис додани комиссия оид ба тайёрӣ ва гузаронидани интихоби котиби аввали КМ ИЛКҶУ ва раиси Органи марказии назоратро дастгирӣ намуд. 29 март комиссия дар шаҳри Маскав ба кор шурўъ кард. Вай таклифҳоро оиди номзадҳо дида мебарояд, механизми интихобот, пешбарӣ ва тартиби интихоби онҳоро та[illegible]

Комиссия бори дигар ба вакилони анҷумани XXI бо хоҳиш муроҷиат намуд, ки ин масъалаҳоро дар ҳайатҳо мувофиқи муроҷиатномаи Бюрои КМ ИЛКҶУ, ки 1 марти соли ҷорӣ дар рўзномаи «Комсомольская правда» нашр шудааст, муҳокима карда, натиҷаашро то 6 апрель ба воситаи телеграмма ба КМ ИЛКҶУ бифиристанд. Комиссия, инчунин, таклиф кард, ки дар ин мўҳлат номзадҳо ба вазифаҳои котиби аввали КМ ИЛКҶУ ва раиси Органи марказии назорат тарҷумаи ҳоли мухтасар ва тезисҳои платформаашонро [illegible]

## Изҳороти конференсияи умумииттифоқии коркунони пионерӣ

Аз 14 то 17 марти соли 1990 дар Маскав Конференсияи умумииттифоқии коркунони пионерӣ барпо шуд. Дар он намояндагони ташкилотҳои пионерии ҷумҳуриҳои иттифоқӣ ва мухтор, кишварҳо ва вилоятҳои РСФСР ширкат варзиданд. Вайни мо вожатийҳои пионерӣ, муаллимону падару модарон, олимону рўзноманигорон, рафиқони дигар ҳузур доштанд.

Якҷо ҷамъ омада мо ба хулоса омадем, ки Ташкилоти пионерии умумииттифоқ ба номи В. И. Ленин дар оянда бо шакли имрўзааш инкишоф ёфта наметавонад. Им[illegible]

[illegible] корҳои неку фоиданок бояд дастгирӣ кард.

Бинобар мо, иштирокчиёни конференция, якҷо бо худи пионерон баҳри дигаргунсозии Ташкилоти пионерии умумииттифоқ ба номи В. И. Ленин мубориза мебарем. Ташкилот ба марҳилаи гуза[illegible]

[illegible] шофи шахсияти граждании наврасро асоси кори худ қарор медиҳад.

Дари ташкилот ба рўи ҳамаи бачаҳо, инчунин калонсолон (новобаста аз нажоду миллат, мазҳаб, фаъолияташ дар мактаб ва рафтор) боз аст. Ба ҳамаи фаъолиятхо [illegible]

[illegible] хои иҷтимоию иқтисодӣ ва пулии давлату ҳизб, иттифоқи ҷавонон ва дигар иттиҳодияҳои ҷамъиятие, ки мақсаду вазифаҳои ўро дастгирӣ менамоянд, умед мебандем.

Конференсия изҳор мекунад, ки ташкилоти навгашта ба монополияи ҳаракати ба [illegible]

# Дар КМ ИЛКҶУ

Пленуми X КМ ИЛКҶУ ахбори котиби аввали КМ ИЛКҶУ раф. В. И. Мироненкоро дар бораи масъалаҳои ташкилӣ, ки он дар анҷумани XXI комсомол мавриди баррасӣ қарор мегирад, инчунин дар хусуси тартиби ташаккул ва интихоби ҳайати нави Бюро, Котибот, котиби аввали КМ ИЛКҶУ ва раиси Органи марказии назорат шунид.

Таклиф шуд, ки ҳайати Бюрои КМ ИЛКҶУ дар анҷуман аз рӯи принципи намояндагии ташкилотҳои комсомолие, ки ба ҳайати иттифоқ дохиланд, ташаккул ёбад. Инчунин қайд шуд, ки Бюрои КМ ИЛКҶУ кам шудани теъдоди котибони КМ ИЛКҶУ-ро якдилона тарафдорӣ мекунад.

Бюрои КМ ИЛКҶУ таклифҳои ташкилотҳои комсомолиро оиди пешбарии номзадҳо баҳри интихоб ба вазифаи котиби аввали КМ ИЛКҶУ дида баромад. Ба таклифи интихоботи альтернативии котиби аввал дар анҷумани комсомол тарафдорӣ намуда, Бюро дар масъалаи номзадҳои ба ин вазифа пешниҳодгашта ба қарори қатъӣ наомад.

Пленум таклифи Бюрои КМ ИЛКҶУ-ро дар бораи аз ҳисоби вакилони анҷуман— намояндагони ҳамаи ҷумҳуриҳои иттифоқӣ ва Қувваҳои Мусаллаҳи ИҶШС таъсис додани комиссия оид ба тайёрӣ ва гузаронидани интихоби котиби аввали КМ ИЛКҶУ ва раиси Органи марказии назоратро дастгирӣ намуд. 29 март комиссия дар шаҳри Маскав ба кор шурӯъ кард. Вай таклифҳоро оиди номзадҳо дида мебароял, механизми интихобот, пешбарӣ ва тартиби интихоби онҳоро таҳия менамояд.

Комиссия бори дигар ба вакилони анҷумани XXI бо хоҳиш муроҷиат намуд, ки ин масъалаҳоро дар ҳайатҳо мувофиқи муроҷиатномаи Бюрои КМ ИЛКҶУ, ки 1 марти соли ҷорӣ дар рӯзномаи «Комсомольская правда» нашр шудааст, муҳокима карда, натиҷаашро то 6 апрель ба воситаи телеграмма ба КМ ИЛКҶУ бифиристанд. Комиссия, инчунин, таклиф кард, ки дар ин мӯҳлат номзадҳо ба вазифаҳои котиби аввали КМ ИЛКҶУ ва раиси Органи марказии назорат тарҷумаи ҳоли мухтасар ва тезисҳои платформаашонро пешниҳод намоянд.

# Изҳороти конференсияи умумииттифоқии коркунони пионерӣ

Аз 14 то 17 марти соли 1990 дар Маскав Конференсияи умумииттифоқии коркунони пионерӣ барпо шуд. Дар он намояндагони ташкилотҳои пионерии ҷумҳуриҳои иттифоқӣ ва мухтор, кишварҳо ва вилоятҳои РСФСР ширкат варзиданд. Байни мовожатийҳои пионерӣ, муаллимону падару модарон, олимону рӯзноманигорон, рафиқони дигар ҳузур доштанд.

Якҷо ҷамъ омада мо ба хулоса омадем, ки Ташкилоти пионерии умумииттифоқ ба номи В. И. Ленин дар оянда бо шакли имрӯзааш инкишоф ёфта наметавонад. Имрӯз вай табиати бачагонро хуб ба эътибор намегирад, ба инкишофи шахсияти кӯдак ва наврас кӯмаки зарурӣ намерасонад. Аммо сабаби ҳамаи норасоиҳоро на танҳо дар худи ташкилот, инчунин дар шароити ҷамъиятӣ, ки дар он инкишоф ёфтааст, бояд ҷуст. Қайд кардан ба маврид аст, ки бисёр рафтору кирдори пионерон писанди умум мебошад. Масалан, ҳаракати темурчиён, фаъолияти ҳифзи табиат, ғамхорӣ дар ҳаққи сулҳ, кӯшиши дӯстӣ бо бачаҳою наврасони кишвар ва хориҷа барин анъанаҳои нек имрӯз ҳам дар ташкилот идома доранд. Ба замми ин кӯшиши бачаҳоро баҳри муттаҳидӣ, накӯкорӣ, бозӣ, ташаббус, эҷодиёт — умуман ҳамаи корҳои неку фонданок бояд дастгирӣ кард.

Бинобар мо, иштирокчиёни конференция, якҷо бо худи пионерон баҳри дигаргунсозии Ташкилоти пионерии умумииттифоқ ба номи В. И. Ленин мубориза мебарем. Ташкилот ба марҳилаи гузариш қадам мениҳад. Ин роҳ онро бояд ба навсозиҳои қатъӣ бибарад.

Мо иттифоқи нави пионериро, ки номи В. И. Ленинро дорад, чун ташкилоти ҷамъиятӣ, худфаъолияту сермиллат, ки бачаҳо ва калонсолонро дар асоси ихтиёрӣ муттаҳид сохтааст, тасаввур мекунем. Дар баробари ин танҳо калонсолон бояд дар муҳайё кардани шароит барои фаъолияти ташкилот, ҳимояи ҳуқуқу манфиатҳои он ҷидду ҷаҳд намоянд.

Иттифоқи навгашта дар асоси ризоият ва баробарҳуқуқӣ ташкилотҳои пионерии мустақилро муттаҳид мекунад ва идеали инсондӯстонаи сусиёлизми демократӣ, инкишофи шахсияти гражданин наврасро асоси кори худ қарор медиҳад.

Дари ташкилот ба рӯи ҳамаи бачаҳо, инчунин калонсолон (новобаста аз нажоду миллат, мазҳаб, фаъолияташ дар мактаб ва рафтор) боз аст. Ба ҳамаи фаъолиятҳо, ғайр аз онҳое, ки ба табиату инсон ва ҷомеа зарар меоварад, иҷозат дода мешавад.

Асоси ташкилотро коллективҳои ибтидоии пионерӣ, ки аз рӯи умумияти манфиатҳо, меҳри инсонӣ, ғамхорӣ дар ҳаққи ҳамдигар ва одамони атроф муттаҳид гаштаанд, ташкил медиҳад. Коллективҳо мустақилона маҳали ҷойгиршавӣ, программаи фаъолият, тартиби қабули аъзоёнро муайян месозад. Ҳар яки онҳо метавонанд дар асоси Оинномаи ташкилот оинномаи худро тартиб бидиҳанд.

Ташкилоти пионерӣ мувофиқи Конституцияи ИҶШС, конституцияҳои ҷумҳуриҳои иттифоқию мухтор фаъолият мекунанд. Мо ба кӯмакҳои иҷтимоию иқтисодӣ ва пулии давлату ҳизб, иттифоқи ҷавонон ва дигар иттиҳодияҳои ҷамъиятие, ки мақсаду вазифаҳои ӯро дастгирӣ менамоянд, умед мебандем.

Конференсия изҳор мекунад, ки ташкилоти навгашта ба монополияи ҳаракати бачаҳо довталабӣ намекунад. Барои ҳамкорӣ бо ташкилотҳои инсондӯстонаю демократии бачагонаи кишварамон ва хориҷа тайёр аст. Оянда он бояд дар Асосҳои қонунгузории ИҶШС ва ҷумҳуриҳои иттифоқӣ дар бораи ҳаракати бачагону наврасон таъмин гардад.

Мо итминон дорем, ки ташкилоти навгаштаи пионерӣ ба бачаҳои ҷомеа зарур аст, бинобар аз тамоми қувваҳои прогрессивии ҷомеа хоҳиш мекунем, ки дар фаъолият оиди дигаргунсозии ҳаракати пионерӣ дар ИҶШС моро дастгирӣ намоянд.

Маскав, моҳи марти соли 1990.

# Роҷеъ ба назорат дар ИЛКҶУ

Анҷумани XX ИЛКҶУ самти асосии бозсозӣ демократиконии ҳаёти дохили иттифоқии ташкилотҳоро муайян карда, системаи кӯҳнаи маъмурӣ-фармондеҳии идориро, ки умри худро хӯрда буд, пора намуд. Аммо кӯшишҳои гузаронидани мазмуни фаъолияти ИЛКҶУ ба манфиатҳои реалии комсомолон бидуни таъсиси механизме, ки мебоист фаъолияти органҳои интихоботиро ба ин манфиатҳо тобеъ намояд, ҳолатро тағйир надод ва зиддиятҳои мавҷударо бартараф накард.

Алалхусус, онҳо ҷиддан дар сатҳи фаъолияти молиявиву иқтисодии ИЛКҶУ зуҳур намуданд, ки зуд, баъзан ба таври стихиявӣ афзоиш ёфтани ҷамъиятҳои хоҷагидорӣ дар назди комитетҳои комсомол ва ё бо иштироки онҳо таъсис ёфта, ба чашм мерасад. Мавҷуд набудани базаи меъёрӣ—ҳуқуқии системаи танзимнамоӣ ва тафтиши фаъолияти молию хоҷагидории подразделенияҳои ҳисоби хоҷагӣ ба он оварда расонид, ки вазъият душворидорашаванда гардид ва дар ин самт камбудиҳои ҷиддӣ пайдо шуданд.

Таъсиси модели нави ИЛКҶУ чун созмони асили демократӣ, ки дар асоси ваколатдиҳии салоҳият аз поён ба боло сохта шуда, мумкин ба комсомолон имкон бидиҳад то ҳамеша фаъолияти органҳои комсомолиро бо мақсади ба манфиатҳои аъзоҳои иттифоқ мувофиқ кунонидан тафтиш намояд.

Дар моделиояндаи ИЛКҶУ функцияҳои роҳбарикунандаи комитетҳои комсомол ҷои худро ба марказҳои танзимӣ медиҳад ва бинобар ин барои ҳифзи ягонагии созмонҳо аз ҷониби комсомолон, созмонҳои комсомолӣ ба хотири риояи нормаҳои оинномавӣ дар фаъолияти комитетҳои комсомол зарур аст, ки механизми назорати демократӣ ташкил дода шавад.

Ҳамин тавр тағйиротҳои реалӣ дар комсомол ба вуҷуд омада, талаб менамояд, ки комсомолон, маҷлисҳо, конференцияҳои созмонҳои комсомолӣ, анҷуманҳои ИЛКҶ-и ҷумҳуриҳои иттифоқӣ, анҷуманҳои ИЛКҶУ ва ҳамчунон комитетҳои комсомолию комиссияи назоратии онҳо интихоб мекардаро ба як системаи назорат пайваст намоянд.

Дар ин система **аъзоҳои ИЛКҶУ** метавонанд иҷрои қарорҳои органҳои олии созмонҳои комсомолӣ, иттифоқҳои ҷавонони худ, ИЛКҶУ-ро тафтиш карда, шахсан назоратро амалӣ намоянд. Ё ки тавассути намояндагони худ дар органҳои интихоботӣ ба ин чиз муваффақ гарданд.

Шахсан комсомолон дар тафтишҳо ва ревизияҳо иштирок карда, бо роҳҳои бевоситаи муроҷиат ба ахборҳои ҳамагуна органҳои комсомолӣ амалӣ карданашон мумкин: **дар маҷлисҳое**, ки ҳисоботи органҳои интихоботӣ ва аъзоҳои он шунида мешавад.

Салоҳияти назоратӣ чун ҳоло ба **вакилони конференсияҳои комсомолӣ ва анҷуманҳо** бояд дода мешуд. Анҷуманҳо, конференсияҳои созмонҳои комсомолӣ тавассути шунидани ҳисоботҳо оид ба фаъолияти органҳои интихоботӣ функсияи назоратиро иҷро менамоянд.

Ба **органҳои интихоботии комсомолӣ** салоҳияти назоратӣ вогузор карда шавад.

**Комитетҳои комсомол** ё ки дигар созмонҳои комсомолӣ, масалан, конференсияи ҳамеша фаъолияткунанда салоҳияти ба онҳо вогузоршударо барои тафтиши иҷрои қарорҳои қабулшуда истифода бурданашон мумкин.

Комиссияҳои назоратӣ метавонистанд назоратро барои риояи нормаҳои оиннома дар сатҳи фаъолияти комитетҳои комсомол амалӣ намоянд; барои мувофиқати лоиҳаи қарорҳо ва қарорҳо, ки аз тарафи ин комитет қабул мегардад, қарори органи олӣ, нормаҳои оинномавӣ ва ба комитетҳои комсомол фикри хешро пешниҳод намоянд.

Аз болои фаъолияти молиявию хоҷагии комитетҳои комсомол ва ташкилотҳои ҳисоби хоҷагидор, ки дар назди онҳо вуҷуд дорад ё бо иштироки онҳо таъсис ёфтааст, назорат бурда шавад.

Бо назардошти он дар муносибати назорат ба фаъолияти ташкилотҳои ҳисоби хоҷагӣ функсияи комиссияҳои назоратӣ ва комитетҳои комсомол тақсим шуданашон мумкин. Агар комитетҳои комсомол бо ҷамъоварӣ ва арзёбии ахбори назоратӣ машғул шуда, дар асоси он меъёрҳои иқтисодиро тасҳеҳ мекарданд, ки тибқи он назорат аз болои фаъолияти муассисаю подразделенияҳои комсомолӣ амалӣ мегардид. Комиссияҳои назоратӣ бо усули ревизия фаъолияти ин подразделенияҳоро санҷида ва аз рӯи натиҷаи он пешниҳодоти такмилнамоии базаи меъёрию ҳуқуқиро кор карда мебаромаданд, оид ба бартараф намудани бечуну ч‹ рои камбудиҳои ошкор карда чораҳо меандешиданд.

Комиссияҳои назоратӣ баъд аз ревизия ва тафтиш ахборро оид ба бартараф кардани камбудию норасоиҳо метавонистанд аз ташкилотҳои тафтиш шуда ба даст оранд. Аз натиҷаи ревизия, тафтиши комиссияҳои назоратӣ бо қарори худ маълумотномаеро ба пленуми кумитаҳои комсомол (органҳои ба он баробар) омода карданашон даркор буд ва ба таври қатъи аъзоҳои ИЛКҶУ-ро тавассути воситаҳои ахбори умумии ҷавонон огоҳ менамуданд.

Комиссияҳои назоратӣ метавонанд дар **тамоми самтҳо аз ташкилоти ибтидоӣ то марказ ба** шакл дароянд, бо дар назардошти он ки онҳо бояд ба комитетҳои комсомол (ё органҳои ба он баробар вобаста набошанд, аз тарафи маҷлисҳо, конференсияҳо; анҷуманҳо интихоб шуда, танҳо дар назди онҳо ҳисоботдиҳанда ба шумор меравганд. Кори хешро **на ба назорати умумифарогирии боло, балки ба назорати уфуқии** фаъолиятҳои органҳои комсомолӣ ва подразделенияҳои ҳисоби хоҷагии ба дараҷаи худ мувофиқ равона бикунанд.

Маблағгузории фаъолияти комиссия мумкин аст дар асоси сметаи буҷети созмонҳои комсомолӣ тибқи меъёри муайянкардаи органи олӣ амалӣ гардад.

Системаи назорат ҳамин тавр аз марҳалаи гузариш аз централизми бюрократӣ, беназорат ба худидоракунӣ имкон медиҳад, ки ба ҳалли масъалаҳои зерин ёрӣ расонад: бегонагии комсомолон ва ҷавононро аз иттифоқи худ дар маҷмӯи органҳои интихоботии он боз дорад, дар кори органҳову ташкилотҳои комсомолӣ ошкорогӯиро ба миён меорад; аз аппарат бартараф кардани соҳибшавии функсияи органҳои интихоботӣ; мустақилияти структураи поёнии комсомол ва ҳуқуқи ақалиятро кафолат додан; коллективизм ва кори ҷамъиятиро таҳким доданд; ба таъсиси системаи худмаблағгузорӣ ё меъёри маблағгузорӣ, ки метавонад бо васоити зарурӣ тамоми органҳову звеноҳои сохти ИЛКҶУ-ро бо мутобиқати ҳуқуқу вазифаҳояшон таъмин намояд, кӯшиш кунанд.

Ҳоло дар комсомол системаи тайёр кардани кадрҳо барои кори назорату ревизионӣ мавҷуд нест. Ба ин хотир ташкили курсҳои омӯзишии мувофиқ мақсаднок аст, тайёр кардани мутахассисонро ба ин самти фаъолият ташкил бояд кард; подразделенияҳои илмию тадқиқотии комсомол тадқиқотҳои назариявию амалии назорати комсомолро пеш барад; нашриёти комсомол нашри дастурҳои махсусро таъмин намояд.

КМТ ИЛКҶУ.

### Вакилони Анҷумани XXI ИЛКҶУ

# «ФИРИСТОДА БОЯД, КИ ДОНО БУВАД»

Анҷоми кор. Аз кумитаи комсомолии ноҳия овози ошное ба гӯш мерасид. Дар бораи вакили Анҷумани XXI Комсомоли Иттиҳоди Шӯравӣ чизе навиштанро хоҳиш мекарданд:

— Худи ҳозир ӯро ба пешатон мефиристонам, — ба қароре омад мусоҳибам. «Дар кори хайр ҳоҷати истихола нест», гуфтагӣ барин розигӣ додам. Аммо дақиқаҳо паси ҳам мегузаштанду касе дарро боз намекард. Ноилоҷ, роҳи хонаро пеш гирифтам...

Рӯзи дигар корманди комсомол аз дунбол ва вакил пеш-пеш вориди ҳуҷраи кориам гариданд. Маълум шуд, ки аз камҷуръатӣ ва хоксории зиёд ҷавон чанд қадам дуртар аз дари бинои идораи рӯзнома ҷуръат накарда, пас гашта будааст.

— Рости гап ҳоло ягон кори намоён ҳам карданамро ёд надорам. Ҳайронам, ки дар бораи ман чӣ навиштан мумкин? — ҳайрати худро пинҳон дошта натавониста, Юлдош худро ноҳинҷор ҳис мекард. Ва ҷавон ҳақ буд аз он лиҳоз, ки хаёлаш аз ҳаёту фаъолияти ҳанӯз хеле кӯтоҳаш саҳифаеро пур мекарда бошанд. Ҳарчанд роҳи кӯтоҳи тайкардааш ҳам ибратангез мебошад. Он чи ки ба ӯ тааллуқ дорад, фотеҳаи нек додан ва барори кор хостани мост. Муҳим он аст, ки бисёр ҷавонон, онҳое, ки акнун ба ҳаёти мустақилона қадам мениҳанд, ба чунин корҳои ба манфиати халқу Ватан кам таваҷҷӯҳ зоҳир менамоянд, ба онҳо роҳи дуруст, бооқибатро дар мисоли роҳи пешгирифтаи Юлдош барин ҳамсолонашон нишон додан мебошад.

Писари амаки Ҳусейн Юлдош синни 27-ро пур мекунад. Дар ҳамин гӯшаи хоки бостони диёр ба дунё омада, ба камол расидааст. Дастпарвари мактаби миёнаи рақами 3 мебошд. Онро соли 1980 хатм карда бошад ҳам, даргоҳи азизашро фаромӯш накардааст. Охир замоне дар оғӯши он ширинтарин солҳои умраш сипарӣ гардидаанд. Ҳама чиро аз ҳамон ҷо оғоз намуд. Ҳатто ҳамин ҷамоатчигиро ҳам. Ба азхуд карданн сабақҳои устодон фурсат меёфту ҳам ба корҳои берунаазмактабӣ. Сипас, баъди курси кӯтоҳмуддати ронандагӣ дар шаҳри Кӯлоб ба хизмати Ватан раҳсипор гашт. Ба ӯ дар қисми бинокорони ҳарбӣ хизмат кардан рост омад. Дар он ҷо ҳам худро чун ҷавони қобилу боғайрат, боинтизому меҳнатдӯст нишон дод. Ҳамин буд, ки ин хислатҳояшро ба эътибор гирифта, ӯро муддате пас командири гурӯҳ таин намуданд. Баъди адои хизмати ҳарбӣ, чун дигар ҷавонон рухсатиро баҳона накарда, рост ба коргоҳи азизаш — Управленияи иншоотҳои обёрикунандаи ноҳия раҳсипор гардид. Бо хушнудӣ қабулаш карданд. Ба кӣ коргари ӯҳдабаро, боинтизом ва фаъоли корҳои ҷамъиятӣ маъқул нест. Ҳамин тариқ то имрӯз Ю. Гулматов машғули касби ронандагӣ мебошад, балки бо ӯ ифтихор дорад. Вагарна се сол пеш ӯро ба аъзогии ҳизб тавсия намедоданд. Бар замми ин ҳама баъди меҳнати душвори худ, кори ҷамъиятии падарро низ хор шудан низ намемонд. Раисии кумитаи маҳалларо ба ӯҳда дорад. Бо касони зиёд сурху сафед шуданаш рост меояд. Ҳатто таънаҳо мешунавад. Лаҳзаҳои душвориву нотавониҳо симои падари фидоии марҳумаш пеши назараш ҷилвагар мешавад ва ӯро рӯҳ мебахшад, ки дар ҳақиқат мардум имрӯз ба кумитаҳои маҳаллӣ бештар рӯи ниёз оварданду эътиқод доранд. Ҳамнафаси мардум, дастёри халқ будан ҳам лаззатест аз лаззатҳои зиндагӣ.

Акнун ӯ метавонад ба амалӣ гардидани нақшаҳои солҳои сол дар дилаш парварида оғоз кунад, қудрату ҳунари хешро озмояд. Агар дар беҳбудии ҳаёти ҷавонони ин ноҳияҳо ҳиссае гузошта тавонад, сараш ба осмон хоҳад расид. Шароити бади зиндагонӣ, танқисӣ аз ҷои кор, вобаста ба ин ҳама афзудани шумораи ҷиноятkориҳо аз ҳисоби ҷавонон, беҳуда тирабахт гардидани ҳамсолон ӯро дер боз дилхун кардаанд. Тадбир хоҳад ҷусту имдод хоҳад талабид.

Онҳо масъалаҳои дардноку муҳимро якҷоя муҳокима карда, сипас роҳи пойтахти Ватанро пеш хоҳанд гирифт. Аз ҳама муҳимаш фиристодаи мо ба се забон: ӯзбекӣ, русӣ ва тоҷикӣ хуб гуфтугузор карда метавонад. Дар чунин лаҳзаҳо забондонӣ ҳам давлати калон аст. Беҳуда Фирдавсии бузургвор нафармудаанд: «Фиристода бояд, ки доно бувад...» Мо ҳам ба вакили хеш ба чашми умеду дили лабрез менигарем.

Мирзо РУСТАМЗОДА,
ноҳияи Фархор.

ПЕШНИҲОД

# Асрори номҳоро бикушоем

**Бо шарофати бозсозӣ шавқу ҳаваси оммаи васеи мардум бахри донистани таърихи гузаштаи халқи худ беш аз пеш меафзояд.** Баробари дигар чораҷӯиҳо дар рӯзномаю маҷаллаҳо чоп шудани маънии номи шаҳру маҳалҳо кори хайру судманд ва боиси дастгирист.

Вале ин иқдом танҳо қатрае аз баҳр аст. Яъне, на танҳо маънии номи шаҳру мавзеҳои бузург, балки шаҳраку деҳоти ҷумҳурӣ низ мавриди омӯзиш қарор бигирад. Масалан, дар мавзеи Ғозималик, ки дар қаторкӯҳҳои Боботоғ воқеъ гаштааст, бо номҳои Ганҷина, Ёва, Ҳазора, Терак, Зовзамин, Сурхак, Ғаравту, Ҳалқачар, Оқчар, Ҷурак, Қарасирт, Даҳанакиик, Қизил Қалъа ва ғайраҳо деҳаҳои бисёре дорад. Албатта, номҳои Ҳалқачар, Оқчар, Сурхак, Терак, Қизил Қалъа ин ё он хусусияти деҳаҳоро ифода мекунанд. Вале Ҳазора, Ёва барин номҳо омӯзиш ва тадқиқоти махсусро талаб менамояд. Аз хусуси маънии ин номҳо ман баъзе мулоҳизаҳои шахсиамро баён карданиам.

Аз таърих маълум аст, ки истилогарони муғул баъди забт кардани кишварҳои дигар барои нигоҳ доштани ҳукумронии худ кӯшиши зиёде мекарданд. Бо мақсади шикаст додани шӯриши халқи забтшуда ва мутеъ кардани онҳо дар ноҳияҳои калон кӯшун — ҳазор аскар мегузоштанд. Оҳиста-оҳиста дар байни халқ маҳали истиқомати ҳазор аскар бо номи Ҳазора машҳур мешавад.

Пас маънии номи Ёва (Ёву) чист? Дар «Фарҳанги забони тоҷикӣ» ва «Ғиёс-ул-луғот» калимаи Ёва ба маънии гумшуда, нопадидгашта, беҳуда, беҳудагӯӣ (ёвагӯӣ) ва гумроҳ, гумроҳон омадааст. Аз байни ин маънидодҳо калимаи гумроҳ, гумроҳон нисбати номи деҳа ба ҳақиқат наздиктар мебошад. Зеро истилогарон онҳоро, ки барои озодии диёрашон мубориза мебурданд ва аз ҳамаи фармонҳо саркашӣ менамуданд, бешубҳа ёва — гумроҳ меномиданд. Аз эҳтимол дур нест, ки тамоми одамони ҷасуру бебок ва ба назари аҷнабиён шубҳанок як ҷо ҷамъ омада деҳи нав — Ёва бунёд кардаанд. Деҳаи Ёва дар наздикии деҳаи Ҳазора воқеъ шудааст. Дар асл Ёва — деҳи гумроҳон не, балки деҳи мардуми баору номус, ватандӯст ва қаҳрамонон аст.

Шояд саволе ба миён ояд ки дар деҳаи Ҳазора-ҳазораҳо ҳастанд ё не? Чи тавре ки кӯҳансолон нақл мекунанд то солҳои 1920 — 25 дар Ҳазора ҳазораҳо истиқомат мекардаанд. Сипас ба овозаҳои бардурӯғ бовар карда, солҳои инқилоб ҳазораҳо ба Афғонистон фирор мекунанд.

Ҷолиби диққат аст, ки номҳои Ҳазора ва Ёва дар дигар ноҳияҳои республикаамон ҳам мавҷуд аст. Аз ҷумла дар райони Хуҷанд деҳае номи Еваро дорад. Номзади илми таърих Абдуллоҷон Мирбобоев дар мақолааш «Хуҷанд чӣ маънӣ дорад?» маънии «Ёва»-ро чунин шарҳ медиҳад: «Дар худи шаҳри Хуҷанд — Ленинободи кунунӣ ва акнофи он ҳоло ҳам маҳалҳои ҷуғрофӣ ҷой доранд, ки онҳо бо вожаи забони қадимаи эронӣ ва суннатҳои он давру замонҳо иртиботи мустаҳкам доранд. Чунончӣ олимон равшан намуданд, ки номи ҷуғрофии «Ёва» ё «Ява» дар асл вожаи забони авестой буда, маъниаш гандумзор ё майдони гандум аст».

Номҳои шаҳру маҳал ва деҳаҳои диёрамон саҳифаҳои таърихианд. Баъзеи онҳо асрори худро доранд. Ҳоло фурсати он расидааст, ки ин номҳо аз тарафи олимон ҳаматарафа омӯхта натиҷаи он дар шакли китобчаҳои махсус дастраси хонандагон гардад, то ин ки насли наврас аз гузаштаи халқу диёри худ маълумоти бештаре дошта бошад.

**Абдулло ШОИМАРДОНОВ,**
**муаллими мактаби миёнаи рақами 10,**
**райони Коммунистӣ.**

## Низомиддини Шомӣ

Роҷеъ ба ҳаёт ва фаъолияти муаррихи намоён ва шоири охири асри XIV ва ибтидои асри XV-и форсу тоҷик маълумот кам аст. Тавре ки маълум аст, ӯ дар солҳои 90-уми асри XIV дар Бағдод мезист ва пас аз забти он шаҳр аз тарафи Темур Шомӣ дар қатори ғаниматҳо ба Самарқанд оварда мешавад ва дар ибтидои асри XV, яъне дар солҳои 1402—04 Шомӣ бо супориши Темур асари таърихӣ таҳти унвони «Зафарнома» таълиф намуд. «Зафарнома» таърихи даврани ҳукмронии Темурро дар бар гирифта, барои омӯзиши ҳаёти сиёсии охирҳои асри XIV ва ибтидои асри XV Осиёи Миёна манбаи муҳими таърихӣ мебошад. Муаррих аксар вақт дар юришҳои ҳарбии Темур иштирок дошта шоҳиди бисёр воқеаҳо гардидааст. Бинобар ин аҳамияти маълумоти «Зафарнома»-и Шомӣ, хусусан барои омӯхтани таърихи юришҳо, забткориҳо, фатҳу ғоратгариҳои Темур хеле муҳиманд.

Шомӣ дар асараш бо як тартиби муайян набошад ҳам, таърихи юришҳои Темурро ба мулкҳои Хоразм, Ҳирот, Синстон, Дашти Қипчоқ, Мозандарон, Ироқ, Форс, Шероз, Бағдод, Дарбанд, Черкас, Язд, Ҳиндустон, Озарбойҷон, Севас, Шом, Ҳалаб, Димишқ, Табрез, Рум, Измир, Фуҷа, Гурҷистон, Бохаро ва ғайраҳо дар асоси факту рақамҳои бои таърихӣ, бо забони соддаву фаҳмо [illegible] «Зафарнома» ҳамчунин [illegible] иҷтимоӣ-иқтисодӣ ва фарҳангии қарнҳои XIV — XV манбаъи хуб аст, зеро дар он дар хусуси муносибатҳои аграрӣ (заминдориҳо, андозҳо ва системаи андоздорӣ, боғҳо ва ғайраҳо); бунёди баъзе биноҳо (қасрҳо, саройҳо, масҷидҳо ва ғайраҳо) маълумоти ҷолиб оварда шудаанд.

Шомӣ монанди муаррихони гузашта ва муосири форсу тоҷик асарашро бо гуфторҳо, байтҳо ва пандҳои мутафаккирон, шоирон, муаррихон ва файласуфон (чунончӣ, бо ашъори Хайём, Саъдӣ, Ра-



Боқимондаи шаҳри қадими Панҷакент ёдгории нодири таърихи тоҷикон мебошад. Зиёда аз 40 сол аст, ки он мавриди омӯзиш қарор гирифта, дар хатти сайри сайёҳон объекти машҳур гардидааст. Чун солҳои пешин алҳол Панҷакент тавассути олимони Эрмитажи давлатӣ ва мамнӯъгоҳи таърихӣ-маданӣ тадқиқ карда мешавад.

Суратгир Г. РАТУШЕНКО.



**Наққош, Рассоми халқии Тоҷикистон Ҳакимҷон Сандоврo на танҳо дар Ленинобод, балки дар сар то сари ҷумҳурӣ ва берун аз он хуб мешиносанд. Зеро дар бисёр биноҳои маданиву маърифатии маҳалҳо осори дастони мӯъҷизаофари ӯ нақш бастаast. Барои маҳорати баланди ҳунарӣ ӯро ба сафи Иттиҳодияи рассомони ИҶШС қабул**

# Суғд дар атрофи тамаддун



40 сол боз кашшофони асрори куҳан дар водии Зарафшон ҳафриёт мегузаронанд. Маълум шуд ки водии Зарафшон яке из мавзеъҳоест, ки дар он маданият, ҳамчун ҷараёни муайяни такомули ҷомеа аз замонҳои аҳди энеолит (даврaи сангу биринҷӣ) рӯ ба инкишоф ниҳодааст. Далели ин бозёфтҳои деҳшаҳри Саразм аст, ки аз ҳазораи IV то ҳазораи II то мелод вуҷуд доштааст. Ин давраро дар таърихи тамаддун айёми табаддулоти иҷтимоию иқтисодӣ меҳисобанд. Аз ҳазораи V то миёнаи ҳазораи IV то мелод ҷомеаҳои ибтидоӣ аз истеъмол намудани маҳсулоти тайёри табиат ба истеҳсол намудани неъматҳои моддӣ мегузаранд. Дар ҳазорсолаҳои баъдина ба зинаҳои баландтари камолот расида, нахустин деҳшаҳрҳо (протогород) месозанд: Ин ибтидои шаҳрсозӣ буд. Шаҳрсозӣ яке аз аломатҳои асосии тамаддун аст. Худи калимаи маданият аз истилоҳи арабии «маданият» — шаҳрнишин гирифта шудааст.

То ба вуҷуд омадани шаҳр заминаҳояш пайдо шудаанд, ки асосан панҷтоанд:

1. Пайдошавии биноҳои ҷамъиятӣ, ки вазифаи маъмуриро доштанд;
2. Тақсимоти иҷтимоии ҷомеа;
3. Ба соҳаҳо ҷудошавии меҳнат, яъне, пайдоиши мардуми ҳунарманд. (Косиб, кулолгар, заргар ва ғайра);
4. Нобаробарӣ дар одатҳои дафнкунӣ;
5. Пайдоиши хат.

Ин лаҳзаҳои пайдоиши шаҳр, ки аломатҳои тамаддун низ аз онҳо шакл гирифтанд, дар як қатор мамлакатҳои Шарқ дар як вақт ташаккул меёбанд. Чунончи маданияти Миср (дар соҳили Нил), маданияти Шуммер (дар соҳили Даҷла ва Фурот), маданияти Харапии (дар соҳили Ганг) ва ғайра.

Маданияти Саразм низ бо [illegible]

Онд ба пайдоиши ин маданият аз сабаби пурра омӯхта нашудани ёдгориҳои неолити водии Зарафшон ҳоло маълумоти кофӣ нест, аммо қиёскунии бозёфтҳо нишон медиҳад ки он як дараҷа маданияти Ҳисорро дорост. Доир ба масъалаи ба куҷо рафтани маданияти Саразм бошад, далели зиёд дарёфт шудааст.

Тадқиқот собит кард, ки саразмиҳо дар асрҳои XVI—XV-и пеш аз милод, яъне 3600—3500 сол муқаддам аз замони мо ба ду самт рафтанд. Як гурӯҳ қад-қади дарёи Зарафшон ба тарафи Самарқанду Бухоро муҳоҷират карданд, гурӯҳи дигар ба самти сарғаҳи Зарафшон рафта дар дараю сойҳои хушманзару хуштабиати он ҷо сукунат намуданд. Вале ин гумони онро надорад, ки кӯҳистони Зарафшон то омадани саразмиҳо ҷои беодам буд.

Дар таърих маълум аст, ки яке аз шаҳрҳои қадимии Осиёи Миёна Самарқанд 2500 сол муқаддам пайдо шудааст.

Вале заминаи аввалини вай [illegible]

тадқиқотӣ мебаранд, омӯзем. Ниҳоят вақте ки бозёфтҳои Саразм — зарфҳои мунаққаш, асбобу анҷоми биринҷӣ, нишонаҳои зироаткорӣ, ҳунармандӣ, боқимондаҳои оташкадаву хонаҳои истиқоматӣ дар илми бостоншиносии мамлакатамон ва давлатҳои хориҷ (ШМА ва Франция) шинохта шудаанд, мо ба хулоса омадем: **Саразм ин ҳам ибтидои Самарқанд ва ҳам Панҷакенту Бухоро мебошад.**

Акнун бо камоли боварӣ гуфтан метавон, ки сокинони Саразм ҳамчун Суғдиёни аввалин, чи дар кӯҳистон (Панҷакенту Фалғар) ва чӣ дар водиҳои ҳамвор (музофотҳои Самарқанду Бухоро ва водии Қашқадарё) зинаҳои қадимтарини таърихи тамаддунро офарида, водиҳоро шодоб намуданд.

Ҷасадҳое ки дар Саразм ва Дашти Қозӣ кушода шуд, ба эрониназод будани онҳо гувоҳӣ медиҳанд. Даъвои он ки маданияти шаҳрсозӣ ба мо аз Эрон омадааст (дар даврaи Ҳахоманишиҳо) ботил аст. Шаҳрҳои Самарқанду Бухоро, Хуҷанду Чоч, Марву Ни-

таърихи юришҳои Темурро ба мулкҳои Хоразм, Ҳирот, Синстон, Дашти Қипчоқ, Мозандарон, Ироқ, Форс, Шероз, Бағдод, Дарбанд, Черкас, Язд, Ҳиндустон, Озарбойҷон, Севас, Шом, Ҳалаб, Димишқ, Табрез, Рум, Измир, Фуҷа, Гурҷистон, Бохарз ва ғайраҳо дар асоси факту рақамҳои бои таърихӣ, бо забони соддаву фаҳмо нигошта аст. «Зафарнома» ҳамчунин барои омӯзиши масъалаҳои иҷтимоӣ-иқтисодӣ ва фарҳангии қарнҳои XIV — XV манбаъи хуб аст, зеро дар он дар хусуси муносибатҳои аграрӣ (заминдориҳо, андозҳо ва системаи андоздорӣ, боғҳо ва ғайраҳо); бунёди баъзе биноҳо (қасрҳо, саройҳо, масҷидҳо ва ғайраҳо) маълумоти ҷолиб оварда шудаанд.

Шомӣ монанди муаррихони гузашта ва муосири форстоҷик асарашро бо гуфторҳо, байтҳо ва пандҳои мутафаккирон, шоирон, муаррихон ва файласуфон (чунончӣ, бо ашъори Хайём, Саъдӣ, Рашидуддин ва дигарон) ва ҳамчунин бо ашъори бевоситаи худ оро додааст. Ӯ дар асараш ҳамчун муаррихи дарбори Темур ва сиёсати давлатдории ӯро васфу таъриф намуда бошад ҳам, вале тамоми хунрезиҳо, ваҳшоёнат, ғоратгариҳо, қатлу вайронкориҳои Темур ва сарбозони ӯро дар шаҳру вилоятҳои фатҳ кардааш бе рӯйпӯшӣ, рӯи рост ва кушоду равшан баён намудааст. Масалан, дар ҳикояи муҳорибаи Темур бо Султон Маҳмуд-волии Деҳлӣ сухан ронда чунин менависад: «Ҳар нафаре аз лашкариён (яъне, аз темуриён — Б. Л.) сад ва бештар аз марду зан ва кӯдак асир гирифта берун меоварданд. Ва камтар лашкареро бист нафар мурда расида буд. Нуздаҳум моҳ дар Деҳлии кӯҳна рафтанд бештари ҳиндувон онҷо гурехта буданд ва ҳарб мекарданд. Амирзода Шоҳмалик Баҳодур ва Алӣ Султон Таваҷӣ бо понсад (панҷсад) марди мукаммал мутаваҷҷеҳи он ҷо шуданд ва ғорат карда аз сари ҳиндувон пуштҳо барафроштанд ва бақияро асир гирифтанд».

Шомӣ дар асараш кӯшиш намудааст эътирози худро нисбат ба сиёсати Темур баён намояд. Масалан, ӯ ба тариқи панд менависад:

**Хабар дорӣ аз Хусравони Аҷам,**
**Ки карданд бар зери дастон ситам**
**На он шавкату подшоҳӣ бимонд,**
**На он зулм бар рустоӣ бимонд.**

Ё худ:

**Чун кор бо ихтиёри мо нест,**
**Ба кардани кор, кори мо нест.**

«Зафарнома» аз ҳар ҷониб барои омӯхтани ҳаводиси қарни XV манбаи таърихии муҳим аст ва он аз бисёр ҷиҳатҳо мавриди истифода ва омӯзиш қарор нагирифтааст.

**Л. БОЙМАТОВ,**
**аспиранти Институти таърихи АИ ИҶШС.**



**Боқимондаи шаҳри қадими Панҷакент ёдгории нодири таърихи тоҷикон мебошад. Зиёда аз 40 сол аст, ки он мавриди омӯзиш қарор гирифта, дар ҳатти сайри сайёҳон объекти машҳур гардидааст. Чун солҳои пешин алҳол Панҷакент тавассути олимони Эрмитажи давлатӣ ва мамнӯъгоҳи таърихӣ-маданӣ тадқиқ карда мешавад.**

**Суратгир Г. РАТУШЕНКО.**



**Наққош, Рассоми халқии Тоҷикистон Ҳакимҷон Сандовро на танҳо дар Ленинобод, балки дар сар то сари ҷумҳурӣ ва берун аз он хуб мешиносанд. Зеро дар бисёр биноҳои маданиву маърифатии маҳалҳо осори дастони мӯъҷизаофари ӯ нақш бастаает. Барои маҳорати баланди ҳунарӣ ӯро ба сафи Иттиҳодияи рассомони ИҶШС қабул кардаанд. Дар байни мардум ӯро усто Ҳакимҷон ном мебаранд, ки ин нишонаи арзи сипос ба ҳунару истеъдоди номбурда аст.**

**ДАР АКС: Ҳакимҷон Сандов бинои чойхонаро оро медиҳад.**

**Аксбардор**
**М. БОБОҶОНОВ.**
**(ТоҷикТА).**

...истилоҳи арабии «маданият» — шаҳрнишин гирифта шудааст.

То ба вуҷуд омадани шаҳр заминаҳояш пайдо шудаанд, ки асосан панҷтоанд:

1. Пайдошавии биноҳои ҷамъиятӣ, ки вазифаи маъмуриро доштанд;
2. Тақсимоти иҷтимоии ҷомеа;
3. Ба соҳаҳо ҷудошавии меҳнат, яъне, пайдоиши мардуми ҳунарманд. (Косиб, кулолгар, заргар ва ғайра);
4. Нобаробарӣ дар одатҳои дафнкунӣ;
5. Пайдоиши хат.

Ин лаҳзаҳои пайдоиши шаҳр, ки аломатҳои тамаддун низ аз онҳо шакл гирифтанд, дар як қатор мамлакатҳои Шарқ дар як вақт ташаккул меёбанд. Чунончи маданияти Миср (дар соҳили Нил), маданияти Шуммер (дар соҳили Даҷла ва Фурот), маданияти Хараппи (дар соҳили Ганг) ва ғайра.

Маданияти Саразм низ бо ин маданиятҳо ҳамдавру ҳамзамон аст. Вай шаҳодат медиҳад, ки водии Зарафшон яке аз хитаҳои қадимтарини пайдоиши маданияти бостонист ва бешак дар камолоти маданиятҳои пасин таъсири худро расонидааст.

Ҳафриёт нишон дод, ки ибтидои тамаддуни Саразм ба охири ҳазораи IV то мелод ва давраи таназзули он ба миёнаи ҳазораи II то мелод рост меомадааст. Пас саволе бармеояд, ки маданияти Саразм аз куҷо пайдо шуд, аҷдоди саразмиҳо аз куҷо омаданд?

...нашудани ёдгориҳои неолитии водии Зарафшон ҳоло маълумоти кофӣ нест, аммо қиёскунии бозёфтҳо нишон медиҳад ки он як дараҷа маданияти Ҳисорро дорост. Доир ба масъалаи ба куҷо рафтани маданияти Саразм бошад, далели зиёд дарёфт шудааст.

Тадқиқот собит кард, ки саразмиҳо дар асрҳои XVI—XV-и пеш аз милод, яъне 3600—3500 сол муқаддам аз замони мо ба ду самт рафтанд. Як гурӯҳ қад-қади дарёи Зарафшон ба тарафи Самарқанду Бухоро муҳоҷират карданд, гурӯҳи дигар ба самти саргаҳи Зарафшон рафта дар дараю сойҳои хушманзару хуштабиати он ҷо сукунат намуданд. Вале ин гумони онро надорад, ки кӯҳистони Зарафшон то омадани саразмиҳо ҷои беодам буд.

Дар таърих маълум аст, ки яке аз шаҳрҳои қадимии Осиёи Миёна Самарқанд 2500 сол муқаддам пайдо шудааст.

Вале заминаи аввалини вай куҷост? Оё ба пайдоиши Мароқанди замони Ҷамшеду Дорову Сикандар Саразми Панҷакент сабаб нашудааст? Оё мардуми саргаҳи Зарафшон ба ташаккули таърихи маданияти Самарқанду Бухоро ҳиссаи худро нагузоштаанд?

Албатта, кушодани ин гиреҳи таърих осон набуд. Пеш аз он ки ба ягон хулосаи илмӣ оем, лозим омад тамоми далелҳои бостоншиносони Ҷумҳурии Ӯзбекистонро, ки дар мобайн ва поёноби ҳавзаи дарёи Зарафшон корҳои...

...Ниҳоят вақте ки бозёфтҳои Саразм — зарфҳои мунаққаш, асбобу аслиҳаи биринҷӣ, нишонаҳои зироаткорӣ, ҳунармандӣ, боқимондаҳои оташкадаву хонаҳои истиқоматӣ дар илми бостоншиносии мамлакатамон ва давлатҳои хориҷ (ШМА ва Франсия) шинохта шудаанд, мо ба хулоса омадем: **Саразм ин ҳам ибтидои Самарқанд ва ҳам Панҷакенту Бухоро мебошад.**

Акнун бо камоли боварӣ гуфтан метавон, ки сокинони Саразм ҳамчун Суғдиёни аввалин, чи дар кӯҳистон (Панҷакенту Фалғар) ва чӣ дар водиҳои ҳамвор (музофотҳои Самарқанду Бухоро ва водии Қашқадарё) зинаҳои қадимтарини таърихи тамаддунро офарида, водиҳоро шодоб намуданд.

Ҷасадҳое ки дар Саразм ва Дашти Қозӣ кушода шуд, ба эрониназод будани онҳо гувоҳӣ медиҳанд. Даъвои он ки маданияти шаҳрсозӣ ба мо аз Эрон омадааст (дар даврони Хоҳоманишиҳо) ботил аст. Шаҳрҳои Самарқанду Бухоро, Хуҷанду Чоч, Марву Нисо маҳз дар заминаи маданияти маҳаллӣ ба вуҷуд омада пас аз омезиш бо маданияти Эрони Бостонӣ дар даврони империяи бузурги Хоҳоманишиҳо рангубори тоза ба худ гирифтаанд.

**Саиди Бостонгуҳар,**
**ходими хурди лабораторияи илмию тадқиқотии мардумшиносӣ ва фольклори Тоҷикистони ДДТ.**

**ДАР СУРАТ: боқимондаи оташкадаи Саразм.**

## Дар рӯ ба рӯи харитаи кишвар

# СУРХОБ

Ривоят мекунанд, ки боре Рустам азми Тӯрон мекунад, вале дар кӯҳу пушта роҳгуму сарсон мемонад. Вайро ташнагӣ азоб медиҳад ва биму марг таҳдид менамояд. Дар ин дам Рустам ба ғазаб омада мегӯяд:

В-агар з-он ки дарёи
Ҷайҳун будӣ
Ки киштӣ зи дарё на берун
будӣ.
Ба нерӯи доранда яздони
пок,
Биёгандаме дар заминаш
ба хок
Валекин чӣ суд аст
мардию зӯр,
Ки шуд бахти созандаро
чашм кӯр.
Бар ин барру ин ташнагӣ
чун кунам,
Ба марги равон — бар чӣ
афсун кунам?!

Гӯё Рустам дар пушта аз ташнагӣ меафтад. Дар ин овон Таҳмина бо кӯзааш сӯи дарё мерафт, ки дар роҳ ҷавони беҳушу гӯшро дида, ба ҳайрат мемонад. Аз лабони хушкидаву кафидаи ӯ мефаҳмад, ки аз осори ташнагӣ ин ҷавон афтода, қариб аст, ки ҷонро ба ҳақ месупорад. Ҳамоно кӯзаро пуроб карда, ба ҳалқу ба рӯи Рустам мерезад. Рустам аз файзи об ба худ омада мебинад, ки дар назди ӯ духтари қоматбаланде рост истодааст:

Чу Рустам бад-он сон
паричеҳра дид,
Зи ҳар донише назди
ӯ баҳра дид.
Ба падруд кардан
**гирифташ ба бар,**
Басе бӯса додаш ба чашму
ба сар.

Гӯё аз ҳамин Таҳмина фарзанди паҳлавонҷуссаи Рустам ба ном Сӯҳроб таваллуд меёбад. Солҳо паси ҳам мегузаранд. Оқибат бо иғвои хоинон ҳангоме ки падару писар даст ба гиребон мешаванду ханҷари Рустам синаи Сӯҳробро чок мекунад, оби дарё ранги сурхиро мегирад. Мардум минбаъд ин рӯдро ба ҳамин муносибати фоҷиавие, ки ба қиссаҳо табдил ёфтааст, номи «Сурхоб» мениҳанд.

Дар осори фарҳангӣ низ оварда мешавад ки «Сӯҳроб писари Рустамро низ Сурхоб мегуфтаанд». Ин маълумотро мо агар дар фарҳанги «Бурҳони қотеъ» дучор оем, пас дар «Фарҳанги Онандроҷ» меоварад: «Писари Рустам, ки ба Сӯҳроб машҳур шуда, Салмони Соваҷӣ ба маънии Сурхоб гуфтааст:

Зи оби сурхи май
афтодааст Золи хирад,
Зи ҷон Зол, ки Рустам
бияфтад аз Сурхоб».

Маънии луғавию истилоҳии «Сурхоб» дар фарҳангҳо ба таври зерин муайян карда шудааст. Дар «Фарҳанги анҷуманорои Носирӣ» чунин маълумот назаргири мо мешавад: «Сурхоб—(бо замма) ба маънии гулгуна, ки занон ба рӯй моланд ва шароб. Ва ба маънии кӯҳест маъруф дар Табрез ва сурхранг аст ва гиёҳ нарӯяду об надорад:

То бирезонад таби ғамро
зи дил сурхоби нӯш,
Ба сари Сурхоб рав,
то бингарӣ Табрезро.

Ва бар ҳасби иттифоқ дирӯз бар он кӯҳ рафта будам ва шаҳри Табрезро мулоҳиза мекардам.

Ва номи бутест аз ҷинси мурғобӣ, чунон ки Ҳаким дар «Ҳадиқа» фармуда:

Он набошад ,валӣ,
ки чун Сурхоб,
Равад аз баҳри об бар
сари об.

Дигар, номи писари Рустам, ки ба Сӯҳроб машҳур шуда: Ва паррандаест ҷуфтдӯст, ки чун аз ҷуфт ҷудо шавад, ором нагирад. Ва низ номи руде аз навоҳии Кобул аст. Ва номи писари Афросиёб, ки ӯро «Сурха» гуфтандӣ. Ва номи деҳе аз Симнон ва ҳам аз Сабзвор аст».

Муаллифи «Фарҳанги Онандроҷ» қариб ҳамаи маълумотҳои «Фарҳанги анҷуманорои Носирӣ»-ро овардааст, вале бо такмили зерин: «Ва номи фанне аз киштӣ ва номи мақоме аз мусиқӣ. Мири Наҷот гуфта.

Дар мухолиф, ки туро
гуфт, ки сурхоб бизан,
Гарчи мӯи камарат печ
хӯрад, тоб бизан.

Ва ба маънии хуми шароб Мухлиси Кошӣ гуфта:

Шуд аз майхона ҳам ҳар
кас таби ғам кард молаш,
Аз ин доруш шифо бигузар,
чу лабрез аст сурхобаш».

Дар «Бурҳони қотеъ» низ мехонем:

«Сурхоб — (ба замми аввал ва «хо»-и нуқтадор) бар вазни Мурғоб. Номи рӯдхонаест кӯчак дар навоҳии Кобул, ки оби он бо сурхӣ моил аст ба сабаби сурхии хоки рӯдхона. Ва номи кӯҳест бар ҷануби шаҳри Табрез ва муттасил аст ба шаҳр. Ва гӯянд чанд ҷои дигар Сурхоб ҳаст... Ва сурхиву ғозай бошад, ки занон бо сафедоб бар рӯи худ моланд. Ва номи паҳлавоне буда аз паҳлавонони Фирӯз писари Яздҷурд. Ва номи яке аз мулук ҳам ҳаст ва ӯ аз насли Баҳроми Гӯр буда. Ва Сӯҳроб писари Рустамро низ Сурхоб мегуфтаанд. Ва шароби лаълиро низ гӯянд. Ва киноя аз хун ҳам ҳаст, ки ба арабӣ «дам» хонанд. Асҷадии Марвазӣ:

Пеши ӯ кай шаванд боз
сапед,
Чун тазарвон сурху чун
Сурхоб».

Сокинони маҳаллаҳову деҳаҳои водии Сурхоб испоркорона исбот карданианд, ки мурғи рӯҳи Сӯҳроб тамомӣ шаб аз паи ҷустуҷӯи мурғи рӯҳи падару (Рустам) модар (Таҳмина) буда, онҳо ҳамдигарро меҷӯянд, то ки аз дидори ҳамдигар шод шаванду бо ҳамдигар наздик шуда, аз шарбати висолат ҷакрае бинӯшанд. Садою нолиши мурғони рӯҳ аз сари шом шурӯъ мегардаду то сапедадам давом мекунад. «Агар бовар накунед, пас ҳудатон имшаб дар маҳаллаи мо меҳмон шавед, то ки шоҳиди он садои шикваангез бишавед», — мегуфтанд хурду калон. Баробари ин дигарон ҳикояти мурғи қақнусро ҳам ба саргузашти Сӯҳробу Сурхоб пайваст менамуданд: «Агарчанде мо шунидаем, ки савти қақнусро бо пардаҳои савти ҳиндувон вобаста медонанд, — мегуфтанд онҳо, вале дар ин бора моён шунида ва ақидаи худро дорем. Қақнус низ ба мисли Сурхоб ифодакунандаи фоҷиаи мудҳиши Сӯҳробу Рустам мебошад. Қақнус ҳамон паррандаест, ки чакраи хуни Сӯҳроби оғӯштаи хун шударо ба нӯлаш гирифта, ба рӯи модари ӯ — Таҳминаи дар бистар ба хоби ширин фурӯрафта мечаконад. Аз ҳамон рӯз эътиборан қақнус савти ғамангезу пурасрорро месарояд. Қақнус мурғест дар канори рӯди Сурхоб танҳо парвоз карда мегардад. Мегӯянд, ки ин ҷуфт надорад, зеро ки вай худро ба Сӯҳроби ноком монанда медонад. Вай қариб ҳазор сол умр мебинад ва чун наздик ба мурдан расад, се рӯз пештар аз марг ҳезуми бисёрро аз дараи кӯҳ ҷамъ мекунад. Оқибат ба болои он ҳезум менишинад ва азбаски минқори ӯ ҳазор сӯрох дорад, нағмаҳои ҳазоррангаро месарояд. Ҷамеъи ҳайвоноту паррандагони кӯҳсор назди он мурғ ҷамъ шаванд ва баъзе аз шунидани овози ӯ беҳуш шаванд ва то ҳатто қисме бимиранд. Зеро ки вай қиссаи пурраи Рустаму Сӯҳробро бо савту оҳанг бар сомеъони худ арз мекунад. Ва чун вақти фавташ даррасад, болу пар бар ҳамдигар мезанад ва оташе аз боли ӯ биҷаҳаду ба ҳезум афтад. Ва он мурғро бисӯзонаду хоку хокистар гардонад. Онгоҳ аз сатҳи рӯи рӯди Сурхоб боде мевазад ва ба файзи он аз зери хокистар қақнуси дигаре пайдо мешавад. Ин аст, ки он мурғ пайваста бар ин минвол пайдо мешаваду маъдум мегардад». Ман агарчанде ривоят будани ин воқеаҳоро хуб дарак менамудам ва гуфтору нақли шунавидаамро ба дониши ҳикоёту фасонаи халқӣ дохил менамудам. Аммо дар ҳангоми ҷустуҷӯи маънии луғавию истилоҳии рӯди Сурхоб маълумотҳои фарҳангии сабтнамудаам хотиррас шуд. Илова бар ин дар фарҳанги «Бурҳони қотеъ» ва дигар фарҳангҳо чунин тафсири калима ва истилоҳи «Сурхоб»-ро дучор омадам, ки ҳоло зикри онро мувофиқи матлаб мешуморам: «Ва баъзе гӯянд, Сурхоб номи паррандаест, ки тамоми шаб аз ҷуфти худ ҷудо бошад ва якдигарро набинанд, лекин овоз диҳанд. Ва ба самти овоз ба қасди мулоқотӣ ҳам оянд, аммо ба ҳам дучор нашаванд ва тамоми шаб бекарор бошанд. Ва чун аз ҷуфти худ ҷудо шавад, ҷуфти дигар накунад. Ва агар яке аз онҳо ҷуфти худро дар оташ бинад, ӯ низ худро дар оташ андозад. Ва ӯро «харчол» ҳам мегӯянд».

Албатта рост омадани ривоят оиди мурғони рӯҳи Рустаму Таҳмина ва Сӯҳроб бо нақли муаллифи «Бурҳони қотеъ» нисбати паррандае, ки онро «сурхоб»-аш меноманд, воқеаи тасодуфист, валекин дар ин ривояту дар ин маълумоти фарҳангӣ орзӯи ширину гуворои дерини халқамон ниҳон аст. Онҳо аз дасти ҳосидону бадтинатон ҳалок шудани қаҳрамони дӯстдоштаашон Сӯҳроб ва аз майдони ҳарбу зарби зиндагӣ баромада рафтани Рустам ва дар доғи фарзанди азиз ҷон додани Таҳминаро ҳаргиз фаромӯш накардаанд. Аз ин рӯ, халқамон тараннуми висоли ин қаҳрамононӣ наҷибашонро ба дил парварда, бо унвони рӯди Сурхоб дар хотир нақш бастаанд. Онҳо эътиқод доранд, ки то даме оби Сурхоб ҷорист ва то даме ин кӯҳу пушта барҷост, навиди висолу тараннуми ишқро Сурхобу қақнус баҷо меоваранд. Ва онҳо бо савту сурудашон гӯшрас менамоянд, ки дар тамоми амалияи инсон ҳамчун дастуруламали ҳаррӯза будани афъоли некӯкориву адолатпарварӣ ва муқаддас пиндоштани хокамонро аз лавҳи хотир нопадид нахоҳем кард.

**Алиқул ДЕВОНАҚУЛОВ.**

**АКСИ САДО**

Аз паи баромадҳои «Ҷавонони Тоҷикистон»

# Боз назаре ба истилоҳ

Қобили қайд аст, ки ду-се соли охир забони тоҷикӣ диққати хурду калон ва ому хосро ба худ беш аз пеш ҷалб менамояд. Хусусан, баъди мақоми давлатӣ гирифтани он муносибати мардум ба андозае ҷиддитар гашт. Аз ин ҷост, ки дар барномаҳои радиою телевизион ва саҳифаҳои матбуот доир ба масъалаҳои гуногуни он баробари мутахассисон намояндагони касбу кори дигар низ изҳори ақида намуда, баҳри пешрафту такомулаш саҳме мегузоранд. Корманди илмии Осорхонаи ба номи Камолиддини Беҳзод Ҳасани Ерзод аз ҷумлаи ҳамонҳоест, ки барояш ояндаи забони тоҷикӣ бетафовут нест.

Аз мақолаҳояш аён аст, ки ӯ мехоҳад забони тоҷикӣ ҳамчун забони давлатӣ суфтаю равон, ҷолибу воло буда, на танҳо ба ном, балки дар асл мақоми баландро сазовор бошад. Аммо дар таълифоташ андак муҳокимарониҳои яктарафаю сатҳӣ ва нодида пиндоштани баъзе нуктаҳо ба назар мерасанд. Масалан, дар мақолаи **«Назаре ба чанд истилоҳ»** («Ҷавонони Тоҷикистон», 25 феврали 1990) оиди «забони адабии ҳозираи тоҷик» ном гирифтани ҷузъи илме баҳс карда, бо қатъияте изҳор дорад, ки чунин гуфтан нашояд.

Дар воқеъ чаро истилоҳи мазкур ин тавр ном гирифтааст?

Маълум, аст, ки баробари пешрафту тараққиёти ҷомеа забон низ инкишоф меёбад. Он бе тараққию дигаргунӣ буда наметавонад. Танҳо забоне муддати дароз хизмати соҳибонашро адо карда метавонад, ки бо мурури замон инкишоф ёбад, таркиби луғавиашро ғанӣ гардонида, сохти грамматикиашро такмил диҳад. Хушбахтона, забони тоҷикӣ аз ҷумлаи қадимтарин забонҳои дунёст, ки таи асрҳои зиёд арзи вуҷуд карда меояд ва табиист, ки ба тағйирот низ дучор гаштааст. Аз ин ҷост, ки «Забони мо ҳамон забонест, ки ҳазор сол қабл буд» гуфтани муаллифи мақола асосу ҷанбаи илмӣ надошта, аз ноогоҳии ӯ шаҳодат медиҳад. Аз забони форсии қадим ва миёна сарчашма гирифтани забони адабии ҳозираи тоҷик маълум аст. Аммо ин маънои онро надорад, ки лафзи кунунии мо айнан мисли забони асри [illegible] аст. Агар мо чунин пин-

шаванда бо нишонаю хусусиятҳои алоҳидаашон аз забони форсии садаи даҳ фарқ доранд. Бесабаб нест, ки дар илми забоншиносии мо **Таърихи забони тоҷикӣ; Таърихи забони адабии тоҷикӣ, Забони адабии ҳозираи тоҷик; Лаҳҷашиносии тоҷик** ҳамчун бахшҳои алоҳида эътироф шудаанд. Дар мактабҳои олии ҷумҳурӣ бошад, маҳз ба хотири аён сохтани чунин дигаргунию ташаккул ва хусусиятҳои давраҳои забонамон ҳар кадоми ин қисмҳо алоҳида таълим дода мешавад. Бинобар ин ҳар фарди вазъогоҳ ба ҳамчун **«забони адабии ҳозираи тоҷик»** бахшбандӣ кардани он шубҳае намеорад. Зеро ин ном шартӣ буда, касе забони ҳозираи тоҷикиро бесобиқа намепиндорад ва **«Пас чӣ ниёз аст, ки мо забонамонро ба «забони имрӯза» ва «дирӯза» бахш кунем?»** гуфта пурсидани муаллиф ҳам натиҷаи нобаладӣ асту бас.

Ҳасани Ерзод дуруст қайд менамояд, ки забони тоҷикӣ **«дар маҳалаи имрӯзӣ ба иллатҳои мухталиф маснӯӣ гашта, омиёна шуда»** ва албатта онро ислоҳ мебояд. Аммо ҳар тавре ки бошад, имрӯз бо ин забон тамоми тоҷикони Осиёи Миёна гап мезананд ва ақаллан ба эҳтироми миллионҳо ҳамқавмҳоямон забони модарии хешро ба маснӯӣ баровардан аз рӯи инсоф набудагист. Бо ин ман гуфтанӣ нестам, ки забони ҳозираи тоҷикӣ намунавию беиллат аст, вале ба форсизабонони Афғонистону Эрон фаҳмо будани ашъору асарҳои устод С. Айнӣ, Мирзо Турсунзода, Мӯъмин Қаноат, Лоиқ, Бозор Собир, Ф. Муҳаммадиев ва дигаронро сарфи назар карданӣ нестам. Бо боварии комил изҳор менамоям, ки забони адабии ҳозираи тоҷик мисли пештара барои тамоми ҳамзабонони хориҷиамон фаҳмост, гап дар бойгарии луғавии онро истифода бурда тавонистани худи мост. Ҳамчунин бояд қайд кард, ки бамавриду бемаврид, лозиму нолозим ҳар падидаро аз грамматикаи забони русию таъсири халқи рус ҷуставу тақлиди кадом як унсури бегона нишон додан салоҳу савоб нест. Ба ақидаи зерини муаллиф низ розӣ шудан мумкин нест. Ӯ менависад: **«Ин ки мо «забони адабии имрӯзаи тоҷик» мегӯем, ба истилоҳ собит сохтанӣ мешавем, ки забони мо билкул тағйир пазируфтааст, лафзи адабии қурунимозӣ қобили фаҳми ворисони кунуниаш нест»**. Намедонам, Ҳасани Ерзод ба кадом асос чунин иддао дорад. Ба фикрам, касе аз забоншиносони тоҷик ва тоҷикшиносони русу хориҷа ин тавр нагуфтааст. Тағйирот ҳаст, вале на куллӣ ва танҳо бо ин ё он ном ёд шудани мафҳуме далели чизе шуда наметавонад, мисли он ки бо вуҷуди исми тоҷикиро гирифтанаш лафзи мо аз форсӣ тафовути зиёде пайдо накард.

Фикри муаллиф дар бораи **«Таърихи мардуми тоҷик»** қобили дастгирист, зеро ин илму фан на танҳо таърихи ҷумҳурӣ, балки гузаштаю имрӯзи мардумамонро меомӯзад ва маълум аст, ки...

# Кори якҷоя

Гурӯҳи ғайримуқарраррии депутатҳо ба иҷрои дархости интихобкунандагони марказии кишвари Приморье шурӯъ намуд.

Вакилони халқ, ки дар калонтарин корхонаи саноатии «Далзавод»-и Шарқи Дур кор мекунанд ва номзадҳои депутатҳое, ки муборизаро бас кардаанд, ба он дохил нашудаанд. Онҳо ҳанӯз дар рафти мубориза барои мандатҳои депутатҳо аҳд карданд, ки сарфи назар аз натиҷаи овоздиҳӣ кори якҷояро дар мақомоти маҳаллии ҳокимият давом медиҳанд.

Корпуси ғайрирасмии депутатҳо бо шӯроҳои ноҳиявию шаҳрӣ ҳамкорӣ карда, муҳити зист, проблемаҳои нақлиёти шаҳр, эҳтиёҷоти ветеранҳои ҷанг ва меҳнатро таҳти назорати худ гирифтааст.

**Владивосток.**

# Шамсияи мо

**ЧАНД САТРИ ПАРЕШЕ АЗ РӮЗГОРИ ХОҲАРИ ШАФҚАТЕ, КИ БО АМРИ ВИҶДОН БА ХИДМАТИ БЕМОРОНИ ВАЗНИН КАМАРИ ҲИММАТ БАСТА**

Рӯзе ҳангоме вориди би[лои] беморхонаи марказии райо[ни] Орҷоникидзеобод шудан, д[ар] шӯъбаи ҷарроҳӣ мӯйсафедони зиёде ҷамъ омада буданд. Асной сӯҳбат аз касбаш воқиф гардида, хурсандона ба забон оварданд: Шамсия беҳтарин хоҳари шафқати бемористони мост, муносибати самимиаш ба моризон ба кас марҳам мебахшад. Барои тавсифи хислатҳои некаш рӯз камӣ мекунад. Хуб мешуд, ки дар бораи маликаи беморхонаамон — Шамсия дар рӯзнома менавиштед.

...Шамсия баъд аз адои дарс ба хона баргашт, чун ҳарвақта бахшандаи ҳаёташро хушҳол надида, дилаш таҳ кашид. Модар ҳине, ки ҷигаргӯшааш худро андаке ноҳинҷор ҳис менамуд, чун мурғи посӯхта беқарорӣ мекашид. Дасти навозиш ба сараш гузошта, алла мехонд, вале дарди кӯдакаш хурӯҷ мекард. Бечора, фарсахҳоро пиёда тай карда, табиби деҳкадаи ҳамсояро меовард. Табиб бо сухани сеҳрнокаш бачаро аз дарди ҷонкоҳ мераҳонд. Бовар мекунонд, ки ҷигаргӯшааш танҳо андаке нотоб шудаасту халос. Баъди чанд соат боз ба бозӣ медарояд. Дили модар беқарор аст. Худ дар сари ҳар мӯй ҷон меканаду ғами фарзандро мехӯрад. Офтоб паси қуллаҳои сарбаланди кӯҳистон фурӯ рафт. Дарди модар боло мерафт. Аз печутоби модар дидаи Шамсияи хурдсол дарёи ашкро мемонд. Он вақт дар деҳа дастгоҳи гуфтугӯиро дар хоби шаб ҳам намедиданд. Шамсия вақтро аз даст надода, ба роҳ; ба ҷустуҷӯи дардафкан монданд. Нуқтаи дармонбахшии Қария ба чашмаш хурду дар дилаш шӯълаи умед барафрӯхт.

Зани хилъати сафедпӯш дидагони тари духтаракро дида, зуд колои заруриро ғундошт, роҳ сӯи манзили бемор гирифт... Модари раҳпояш ба по хест, умри дубора дид. Рухсорҳои ҷигаргӯшаи меҳрубонашро бӯсаборон кард.

Солҳои мактабӣ сипарӣ шуданд. Шамсия баъди хатми омӯзишгоҳи тиббии ноҳияи Орҷоникидзеобод ба беморхонаи марказии ноҳия, ба шӯъбаи ҷарроҳӣ ба кор омад. Инак, муддати чандест, ки дар хизмати беморон аст. Шӯъбаи ҷарроҳӣ зиёда аз панҷ бемор дошта бошад ҳам, ҳамаи онҳо, дар бораи Шамсия бо як самимияте сухан меронанд.

— Ман зиёда аз як моҳ мешавад, ки дар бистари бемориам. Шамсия Мавлоноваро бошад, аз рӯзҳои аввал шинохтам. Барои дору гузаронидан танҳо ба ӯ иҷозат медиҳам. Дасташ хело сабук аст, — мегӯяд бо меҳр инвалиди ҷанги Бузурги Ватанӣ Исо Назаров аз ноҳияи Коммунистӣ.

— Шумо дар бораи Шамсияи мо мепурсед? Дар ҳаққи кадом ғамхориҳояш гап занам. Ӯ дили кӯчаки соф дорад, ки ин бояд ба табиб хос бошад. Дарди беморро аз рӯяш бо осонӣ ҳис мекунад. Забони ширине дорад, ки барои хурсандии бемор, чизеро дареғ намедорад, — мегӯяд бемор Лутфулло Тоҳиров, истиқоматкунандаи шаҳри Норак.

Дар ҳақиқат, Шамсия Мавлонова ҳоло ҷавон аст. Ӯ барои сайқали касби худ доимо меҳнат мекунад. Меҳнатдӯст аст. Ҳар гуна китобҳои соҳаи духтуриро барои мутолиа ҷамъ овардааст. Дар оянда ният дорад, ки донишҷӯи донишкадаи тиб шавад.

**Муҳаммадатои ИСО.**



# Академияи зебоӣ

**Ҳар як хабарро дар бораи Академияи умумироссиягии муссаварӣ ва ҳунарҳои халқӣ агарчанде ҳамчун навигарӣ қабул намоем ҳам, аллакай ҳунарҷӯёни аввалини ӯ семестри нахустини худро ҷамъбаст карда, намоишҳои аввалини оид ба муссавара, расм ва композиция ташкил намуданд.**

**Аз ҳазор нафар довталаб ҳамагӣ 35 нафараш ба курси аввали академия қабул шуда буданд ва онҳоро тамоми сол имтиҳонҳои ҷиддӣ интизоранд.**



**ДАР АКСҲО: 1. Ректори академия, рассоми халқии ИҶШС И. С. Глазунов дастранҷи шогирдони худро намоиш дода истодааст. 2. «Шабеҳа» — дастранҷи ҳунаромӯзи соли аввали академия О. Кузьмин.**

Суратҳои В. МАСТЮКОВ[А]

# Сӯҳбат дар Тбилиси

ТБИЛИСИ, 31 март. — Грузинформ — ТАСС.

Бо ташаббуси комиссияи оид ба нақлиёт, алоқа ва информатикаи Шӯрои Олии ИҶШС дар ин ҷо сӯҳбати ҳайатҳои вакилони ҳукумати ҶШС Озарбойҷон ва ҶШС Арманистон баргузор шуд, ки дар он масъалаҳои таъмини фаъолияти мӯътадили нақлиёти роҳи оҳан, автомобилӣ ва ҳавоии ноҳия баррасӣ шудаанд. Ба ҳайатҳои вакилон, ки раиси Шӯрои Вазирони ҶШС Озарбойҷон Г. А. Гасанов ва раиси Шӯрои Вазирони ҶШС Арманистон В. С. Маркариянс сардорашон мебошанд, ҷонишинони раисони Шӯроҳои Вазирон, вазирони ин ҷумҳуриҳо, депутатҳои халқи ИҶШС, роҳбарони мақомоти ҳизбӣ, шӯравӣ ва ҳифзати тартибот дохил буданд. Дар сӯҳбат раиси Шӯрои Вазирони ҶШС Гурҷистон Н. Ачитанова иштирок дошт.

Сӯҳбати амалӣ тартиб ёфт, ки дар он ҳамроҳи аъзоёни ҳайатҳои вакилони Озарбойҷон ва Арманистон раиси комиссияи оид ба нақлиёт, алоқа ва информатикаи Шӯрои Олии ИҶШС В. А. Титенов, ҷонишини якуми вазири роҳҳои оҳани ИҶШС В. Н. Гинко, сардорони роҳи оҳани Закавказия В. Б. Блажиевский ва роҳи оҳани Озарбойҷон Э. Ф. Абдуллоев, намояндагони вазорати авиатсияи ИҶШС, ташкилотҳои дигари нақлиёт иштирок доштанд. Иштироккунандагони сӯҳбат вазъиятро дар партави қарори Шӯрои Олии ИҶШС «Дар бораи вазъияти ҶШС Озарбойҷон ва ҶШС Арманистон ва тадбирҳои ба эътидол овардани вазъияти ин ноҳия» муфассал ва ҳамаҷониба таҳлил намуда, диққатро ба муайян кардани роҳу воситаҳои ҳалли проблемаҳои кори мураттабу устувори нақлиёт ҳамчун яке аз шартҳои муҳимтарини фаъолияти мӯътадили хоҷагии халқ ҷалб кар-

Ба истиқболи 45-солагии Ғалаба

# Теппаи рамзии 238

Дар самти шарқии шаҳри Шяуляй (республикаи Литва) теппаи рамзии 238 воқеъ гардида буд, ки ҷанговарони мо дар муҳорибаи шадид бо душман онро аз фашистон озод карданд. Дар ҷанги нобаробар, ки ҳанӯз аввалҳои моҳи июли соли 1944 ба вуқӯъ пайваста буд, нисфи зиёди ҳайати шахсии батальони дуюми тирандозӣ, ки ба дивизияи 279-ум тааллуқ дошт аз қатор баромад. Дар ин набард ман аз чор нафар ҳамдиёронам Аҳмадҷони конибодомӣ, Шарифи обигармӣ, Сангалии сарихосорӣ ва Юнуси шаҳритусӣ абадан ҷудо гардидам. Мо ҷанговарони дар ин ҷо шаҳидгардидаро дар самти шарқии ҳамин теппа ба хок супурдем.

Инак, соли 1980 бо даъвати комитети партиявии шаҳри Шяуляй ва комиҷроияи он ветеранҳои дивизияи мо ба инҷо ҷамъ омаданд. Ҳангоми сӯҳбат дар комиҷроияи шаҳр маълум гардид, ки мардуми инҷо қабристони бародариро аз паси теппаи рамзии 238 кӯчонда, ба маркази шаҳр овардаанд ва дар он ҷо барои ҷанговарони шаҳид ҳайкали ёдгории боҳашамате сохтаанд. Мо ветеранҳои ҷанг ин муҷассамаро бо чашмони худ дидем ва дар пояи он гулчамбар гузоштем. Вале афсӯс мехӯрдем, ки дар пояи ҳайкал номи онҳое, ки дар

Ин сурудро Сурени арман ба забони арманӣ бо оҳанги ба худ хос замзама мекард. Сипас, аз гӯшаи дигари теппа қазоқбачаи тақрибан бистсолае суруди қазоқиро ба овози баланд месуруду бо лабонаш дутор менавохт. Аз блиндажи дигар суруди украинӣ сар шуд, ки ӯро ду нафар месароиданд. Дере нагузашта суруди бисёровоза баланд шуд. Ин суруди дар замони ҷанг машҳури «Катюша» буд. Суруд чунон баланд садо медод, ки фашистон аз шунидани он ба ташвиш монда, яку якбора ба тиркушоӣ сар карданд.

Субҳидами рӯзи дигар фашистон ба ҳуҷуми навбатӣ гузаштанд. Тӯпҳояшон беист мавқеи моро зери оташ мегирифтанд. Пешопеши сарбозони пиёдагарди душман чор адад танк меомад. Аз ақибгоҳи мо тӯпҳои танкзанамон ба кор даромаданд. Нохост танки аз ҳама пешопеш оянда оташ гирифт. Танкчиёни душман аз манораи танки оташгирифта беруншуда, худро ба замин мепартофтанд.

— Саша! Ҳу, командири танкро мебинӣ?

— *Ҳа, дидам!*

— *Ана ҳамонро ба нишон гир!* — *гуфт комсорг Салоҳиддин Юсуфов.*

*Барои ба даст овардани теппа фашистон қариб ҳар рӯз як бору ду бор ба ҳуҷум мегузаштанд. Вале ҳамаи*

да меояд ва табиист, ки ба тағйирот низ дучор гаштааст. Аз ин ҷост, ки «Забони мо ҳамон забонест, ки ҳазор сол қабл буд» гуфтани муаллифи мақола асосу ҷанбаи илмӣ надошта, аз ноогоҳии ӯ шаҳодат медиҳад. Аз забони форсии қадим ва миёна сарчашма гирифтани забони адабии ҳозираи тоҷик маълум аст. Аммо ин маънои онро надорад, ки лафзи кунунии мо айнан мисли забони асри даҳ аст. Агар мо чунин пиндорем, ноаён дар зарфи ҳазор сол инкишоф наёфтани забонамонро эътироф мекунем ва ҳол он ки таркиби луғавии сохти грамматикии забонҳои ҳоло бо номҳои форсӣ, дарӣ ва тоҷикӣ зикрле на кулли ва танҳо бо ин ё он ном ёд шудани мафҳуме далели чизе шуда наметавонад, мисли он ки бо вуҷуди исми тоҷикиро гирифтанаш лафзи мо аз форсӣ тафовути зиёде пайдо накард.

Фикри муаллиф дар бораи «Таърихи мардуми тоҷик» қобили дастгирист, зеро ин илму фан на танҳо таърихи ҷумҳурӣ, балки гузаштаю имрӯзи мардумамонро меомӯзад ва маълум аст, ки таърихи тоҷикон берун аз хоки имрӯзаи Тоҷикистонро низ дар бар мегирифтааст.

**Т. ШОКИРОВ,**
**номзади илми филология.**
**(Ҳаққи қалам ба Бунёди забон).**

**фараш ба курси аввали академия қабул шуда буданд ва онҳоро тамоми сол имтиҳонҳои ҷиддӣ интизоранд.**

**ДАР АКСҲО: 1. Ректори академия, рассоми халқии ИҶШС И. С. Глазунов дастранҷи шогирдони худро намоиш дода истодааст. 2. «Шабеҳа» — дастранҷи ҳунаромӯзи соли аввали академия О. Кузьмин.**

**Суратҳои В. МАСТЮКОВ.**
**(ТАСС).**



# Кишт дар майдони магнитӣ

Олимони соҳаи физикаи Тоҷикистон идеяи ҷолиби диққати тавассути магнит зиёд намудани ҳосилро ба миён гузоштанд. Онҳо баҳори соли равон озмоиши сесолаи усули магнитонии тухмиро анҷом медиҳанд. Ҳоло дар Институти физика ва техникаи ба номи С. Умаров якчанд дастгоҳи магнитӣ сохта мешавад, ки онҳо ба тухмипошакҳои баъзе хоҷагиҳои ноҳияҳои Ҳисор, Файзобод ва Ҷиргатол васл карда мешаванд.

— Таҷрибае, ки мо ҳамроҳи ҳамкасбонамон аз Институти муттаҳидаи тадқиқи ядрои Дубна гузарондем, боварӣ мебахшад, ки аз майдони сусти магнитӣ гузаронидани тухмӣ фаъолияти биологии онро зиёд намуда, самараи хуб мебахшад, — гуфт сардори маркази физикаи ядрои Институти физика ва техника, номзади илмҳои физика ва математика А. А. Ҷӯраев. Дар пахтазор ва майдонҳои картошкаи таҷрибавӣ натиҷаи дилхоҳ ба даст омад. Ниҳолҳои тухмиҳои аз майдони магнитӣ гузаронида нағз нашъунамо мекунанд, системаи решаашон қавӣ мегардад. Дар натиҷаи ин ҳосил назар ба кишти контролӣ тақрибан 20 фоиз зиёд гардид, нахи пахта бошад, мустаҳкам шуд.

Мутахассисони агропром ба ин усул баҳои мусбат доданд. Усули нав имкон медиҳад, ки ҳосили зироат аз ҳисоби ба замин андохтани нуриҳои химиявӣ не, балки бо роҳи экологӣ зиёд карда шавад. Кормандони Институти физика ва техника фурсатро аз даст надода, заминаи сохтани дастгоҳҳои магнитиро мустаҳкам карданианд, дар оянда ин дастгоҳҳоро ҳамаи деҳқонони ҷумҳурӣ истифода хоҳанд кард.

**О. СОБОЛЕВ,**
**мухбири ТоҷикТА.**

# АДЛ

*«Тарафдори парастиши шахсиятам», «Ҷ.Т.» 28. 01. 90*

Деҳаи Ғуриёт яке аз сернуфузтарин рустоҳои ноҳияи Ҳисор аст. Ана ҳамин деҳа аз адлу дод бархурдор набуд ва нест. Не, бо ин гуфтаҳоям рӯи ҳар падидаи нек хати батлон намекашам. Мардуми мо хотираи раиси собиқи колхози «Ленинизм» Мирзодаро пос медоранд, чунки ин марди наҷиб кӯчаҳои асосии деҳаро, ки вайрон, валангору ваҳшатангез буданд, мумфарш карда буд. Буданд мансабдороне пеш аз ӯву баъди ӯ, ки аз онҳо вайронаҳо боқӣ монду халос. Одамоне ҳастанд, ки унвони депутатӣ надоранд, вале ба нафъи мардум то қадри имкон мекӯшанд. Ба наздикӣ бо ташаббуси сокини деҳа Ҳоҷимурод Саидов як бинои кори калон ҳамчун шифохона сохта шуд. Ҳастанд ашхоси пулдор ва ҳастанд ташкилотҳое, ки ҳазорҳо сӯм пасандоз доранд, вале на ҳама беҳбудии мардумро мехоҳанд.

Аксари мардуми мо мисли мардуми деҳоти дигар дар хонаҳои бо похсадевор биноёфта зиндагӣ мекунанд. Аҷдодонамон низ дар чунин хонаҳои лоин мезистанд, вале хонаи эшон мустаҳкам, бадошту беҳтар буд, синҷкорӣ буд. Дар замони мо, ки нарх торафт боло мехезад, мардум баҳри болои имораташро пӯшондан чӯбу тахтаи арзон намеёбанду қиматаш ҳам нест, синҷ аз куҷо ёбанд?

Боз андешаи гарон маро ба коми жарфи худ мекашад. Ҳини мавзӯи «Мактаби кӯҳна»-и устод Айниро гузаштан шогирдон беихтиёр луқма мепартоянд: «Мактаби мо барин будааст». Зиёда аз сад сол пеш Садриддини кӯчак дар мактабе таҳсил дошт, ки воқеъ буд дар бинои масҷид. Шогирдони мо ҳам имрӯз дар бинои фатароти масҷид таҳсил доранд.

Мумкин таъна зананд: «Худат ҳам дар он солҳо ба оҳанги доираи калонҳо мерақсидию акнун маҳмадоно шудай». Ҳамаи ин гапҳоро ҳатто барзиёд ба идораҳои аз ҳама боло навишта будам. Маро бо собиқ мудири шӯъбаи маорифамон Шариф Уроқов ба марказ даъват карданд. Дар номаам пас аз тасвири мактаби кӯҳнаамон аз ҷумла навишта будам: «...дар ин вайрона чӣ тавр ман оид ба қаҳрамонии одамони советӣ, ки кайҳонро фатҳ кардаанд, ва диёри гул-гулшукуфон сухан ронам? Аввал замини худро хубтар фатҳ кунем, намешавад?... Хориҷиёнро наҳ мезанем, ки кӯдаконашон ба меҳнати тоқатшикан машғуланд, магар барои кӯдакон аз пахтачинӣ дида кори пурмашаққате ҳаст?» Ҷавоб буданамро ба инобат гирифта, маро ҷазо надоданд. Ба худам не, ба муаллим Уроқов дилам сӯхт, ки барои ман шуда хеле гап шунид. Гумон доштам, ки дар роҳи бозгашт низ таънаву маломат мешунавам. Вале мудири маориф дар роҳи бозгашт лаб накушод, танҳо ҳангоми хайрухуш даст ба кифтам гузошту гуфт: — Ман туро мефаҳмам. Дигар наканавис. Худат дидӣ-ку...

Вале дар идораҳои дигар маро нафаҳмиданд. Ба мақсади аъзои ҳизб шудан ариза додам, аз комиссияи ҳизбӣ бомуваффақият гузаштам. Ҳамроҳам ду нафар корманди савдо ҳам буданд, якеашро мешиносам. Онҳо аъзои ҳизб шуданд, вале ҳуҷҷатҳои маро ба бюро пешниҳод накарданд: «Касе, ки мактуб менависад, вай коммунист шуда наметавонад» — ҷавоб доданд ба саволи ман. Мубориза набурдам. Чун дидам, ки он ду ҳамроҳам табассуми фароҳ мекунанд, дилам ях барин хунук шуд.

Ман омӯзгорам ва мӯътақидам, ки аксари омӯзгорон ба манфиати ҷамъияту давлат умр кӯтоҳ мекунанд, вале мақоми онҳо паст аст. Намебинанд, ки онҳо ба номи кӯдаки нав таваллудшудааш замини бисёреро банд карда, қаср месозад?

Агар бо навиштаҳо дилеро ба ҳақиқати зиндагӣ гарм карда бошам, худро хушбахт, меҳисобам. Инсони асил бояд як мақсад дошта бошад: соҳиби номи нек шудан. Бинед, худованди назм Абулқосими Фирдавсӣ чӣ хуш гуфтааст:

**Ҷаҳон ёдгор асту мо рафтанӣ,**
**Зи мардум намонад ба ҷуз гуфтанӣ.**
**Ба номи накӯ гар бимирам равост.**
**Маро ном бояд, тан маргрост.**

**Ҳакималии НАЗАРАЛӢ.**
**омӯзгори мактаби № 55-и ноҳияи Ҳисор.**

дани вазъияти ин ноҳия» муфассал ва ҳамаҷониба таҳлил намуда, диққатро ба муайян кардани роҳу воситаҳои ҳалли проблемаҳои кори мураттабу устувори нақлиёт ҳамчун яке аз шартҳои муҳимтарини фаъолияти мӯътадили хоҷагии халқ ҷалб карданд.

**КОНОПЛИТСКИЙ,**
**хабарнигори ТАСС.**

барои ҷанговарони шаҳид ҳайкали ёдгории боҳашамате сохтаанд. Мо ветеранҳои ҷанг ин муҷассамаро бо чашмони худ дидем ва дар пояи он гулчамбар гузоштем. Вале афсӯс мехӯрдем, ки дар пояи ҳайкал номи онҳое, ки дар ин диёр ҷон фидо карда буданд, сабт наёфтааст.

Ман, ки шахсан дар озод кардани республикаҳои Назди Балтика ҳанӯз соли 1944 — 45 иштирок кардаам, дар ҳамон ҷо ба узвияти ҳизби ленинӣ дохил шудам...

...Шабона дастаи автоматчиёни мо ду ҳамлаи пайҳами немисҳоро, ки мехостанд теппаро баргардонда гиранд, зада гардонд. Субҳидам командири взвод лейтенанти бисту дусола, узви комсомол Анатолий Шорехин аз таркиши минаи душман ҳалок гардид. Даста бе командир монд. Гашти рӯз аз штаби батальон хабар доданд, ки старшина Анисенко командири даста таъин шудааст ана — мана нагуфта расида меояд.

Бо ман як нафар тоҷикписари дигар, ки Неъмат ном дошту аз райони Шаҳристон (Ӯротеппа) буд, дар ҳамин взвод меҷангид.

...Рӯз бегоҳ мешуд. Нохост аз самти ғарб шамоли сахту сарде вазида дар як он тумани сиёҳ фазоро пӯшид. Борони сел борид. Дар ҳамин асно ногаҳон тӯпҳои душман сӯи қуввахои мо тир кушоданд. Ҳанӯз оташи тӯпҳои душман хомӯш нашуда, дар фазо як эскадрилия (шаш самолёт) пайдо шуд. Онҳо теппаро бомбаборон карданд.

Дуртар аз хандақи мо ҷанговар Устименкои украин дар хун оғӯшта мехобид. Оҳанпораи бомба пои рости ӯро аз зону боло канда партофта буд. Дар рӯбарӯи ӯ дусе қадам онсӯтар ду ҷанговари дигар беҷон мехобиданд. Аз онҳо чанде дуртар Неъматҷони ӯротеппагӣ рӯ ба замин мехобиду баланд-баланд нолиш мекард. Ман ба сӯи ӯ давидам. Оҳанпора шикамашро даронда буд. Ҷасади ӯро чун дигарон дар ҳамин теппа ба хок супурдем.

...Шабона ошпази батальон амаки Кондратий ҳимат карда ба хати пеши фронт ба назди мо нахудшӯрбо овард. Баъди тановул табъи ҳама хуш буд. Хушбахтона дар ҳамин асно на немисҳо тир мекушоданду на мо.

Ҳамин ҳангом аз ким-кадом тараф суруде ба гӯшамон расид. Суруд русӣ набуд, тоҷикӣ ҳам набуд. Мо гӯш ба қимор менишастем.

— Ин ҳофизи хонанда кӣ бошад? — гуфт кадоме аз сарбозон.

— Ҳа, дидам!

— Ана ҳамонро ба нишон гир! — гуфт комсорг Салоҳиддин Юсуфов.

Барои ба даст овардани теппа фашистон қариб ҳар рӯз як бору ду бор ба ҳуҷум мегузаштанд. Вале ҳамаи нақшаҳои онҳо барабас мерафт. Рӯзи дигар ҳанӯз офтоб теғ накашида, онҳо ба ҳуҷуми навбатӣ гузаштанд. Аз чӣ сабаб бошад, ки ин дафъа тақрибан сад, саду панҷоҳ нафар занону мӯйсафедони литвониро пешопеш карда, сӯи мо меомаданд. Дар замони ҷанг мо ингуна ҳодисаҳоро борҳо дида будем. Онҳо нағз медонистанд, ки мо ба занону мӯйсафедон ба ҳеҷ ваҷҳ оташ намекушоем. —

— Дидӣ! Онҳо чӣ найранг карда истодаанд, — гуфт командир бо қаҳр. — Акнун тактикаро иваз мекунем. Бигузор ба масофаи гранатарас наздик шаванд. Гранатаҳоро кор фармуда, занонро аз фашистон ҷудо менамоем.

Дар ҳамин лаҳза фармони комсорг баланд шуд:

— Гранатаҳо ба ҷанг! Комсомолон аз паси ман ба пеш! Барои Ватан!

Худи Салоҳиддин яке аз аввалинҳо шуда ду-се гранатаро ба сӯи душман ҳаво дода, аз хандақ баромад ва ба пеш давид. Садои ураи ҷанговарони мо баланд гардида, ҷанги даст ба гиребон сар шуд.

Дар ин ҷанг дигар хел рафтор кардан мумкин набуд. Охир, дар майдони ҷанг занону мӯйсафедони литвонӣ оғӯштаи хун аз мо имдод металабиданд.

Дар ин ҷанг мо тақрибан ҳаштод нафар занону мӯйсафедони литвониро аз чанголи марг халос кардем. Чунин буд, як лаҳзаи ҷанг дар теппаи рамзии 238, дар сарзамини Литва. Баъди се рӯзи ин ҷанг дивизияи 279-и мо, ки ба ҳайати фронти якуми Назди Балтика дохил буд, шаҳри Шяуляйи Литваро озод намуд.

Ман баъди ҷанг солҳои 1965, 1980 ду бор ба ин шаҳр сафар кардам. Бо ҳамяроқонам чойхони муҳорибаҳои шадиди он солҳоро бори дигар аз назар гузаронидам. Мардум бо дили кушоду чеҳраҳои хандон моро истиқбол мегирифтанд.

Инчунин ба муносибати санаҳои таърихӣ аз шаҳри Шяуляй табрикномаҳо мегирифтам. Онҳо мо — ҷанговаронро бо иди Ғалаба самимона табрик мекарданд.

**Нарзӣ ОДИЛ.**

# Тасвири таровати зани тоҷик

Кинематографистони тоҷик аз кинофестивали дуюми саросариттиҳод — фестивали «Филмҳои мустанад», ки ба қарибӣ дар Воронеж анҷом ёфт, бо ду мукофот баргаштанд. Ба филми «Ду тан», ки шоираю мутарҷими ҷавон Гулбаҳор Мирзоева ба навор гирифтааст, дипломи нахустозмоиши беҳтарин дода шуд. Филми «Ҳаёт ҳамин аст» ба гирифтани мукофоти махсуси директории кинофестивали байналхалқии Амстердам Алла Деркс мушарраф шуд. Офарандагони филм дар баробари дипломy мукофот барои ширкат варзидан ба ин намоиши обрӯманди филмҳои мустанаду кӯтоҳметраж, ки боз моҳи декабри соли равон дар пойтахти Нидерланд баргузор мегардад, даъватнома гирифтанд. Ҳозир яке аз нусхаҳои филм дар Париж намоиш дода мешавад. Тамошобинон мароқи беҳамто зоҳир карданд. Филм ба кинофестивали байналхалқии «Экофильм — 90» пешниҳод шудааст, ки дар Чехословакия баргузор мегардад. Вақтҳои наздик — моҳи май филм ба симпозиуми байналхалқии киношиносҳои Каунас фиристода мешавад.

Филми нави мустанад аз чӣ сабаб ин қадар шӯҳрат пайдо кард?

Сабки филм чун ақидаи муаллифи таҳиягар Оқил Ҳомидов дониста шуд. Вай ҳамроҳи ассистент Ҷамшед Усмонов ҳангоми ба навор гирифтан дар оилаи қаҳрамони асосии филм модари 9 фарзанд якҷоя мезистанд. Ғаму шодиро бо ҳам медиданд. Бинобар ин буду шуди тарзи анъанавии зисти оилаи тоҷикро бе ягон ороиш инъикос кардаанд.

— Ман ҳаргиз намехостам, ки фильмро чун намоиши муқаррарии воқеияти мо пиндоранд, — мегӯяд кинематографисти ҷавон О. Ҳомидов. — Рӯзгори муқаррарии оила, хӯроки оддӣ, зиндагии хоксорона, муносибати меҳрубонона, самимият, ҳукмрон аст, набояд фиреб диҳанд. Беҳуда нест, ки гуфтаи Л. Толстой «Дар ин ҷо маргро фаҳмидаанду зебоии маъюсонаи ҳаётро дӯст медоранд» дар филм иқтибос оварда шудааст ва ин асоси ғояи филмро ифода мекунад.

Қаҳрамони фильм аз кӯча, аниқтараш аз хиёбони Путовский, ки вай дар он ҷо фаррош аст, дарёфта шудааст. Вай намуди хоси тоҷикона дорад, вале дар баробари ин андомаш ғайримуқаррарӣ аст, ҳамеша дар табассуму моил ба хайрхоҳист, чунон зебост, ки ҳамто надорад. Аз сар то охири навор кас ин зани тоҷикро бе кор намебинад. Дастони тавоною аз меҳнат пуробилаи ӯ гоҳ хамир мешӯраду гоҳ нон мепазад, гоҳ гов медушад, гоҳ гаҳвора меҷунбонад, гоҳ алаф медараваду гоҳ дуғ мекашад, гоҳ чой мекашад ва гоҳ кӯча мерӯбад. Вай касби асосии занро мукаммал омӯхтааст, ҳама ҷоро тозаю озода ва мураттаб нигоҳ медорад.

Дар филм ташвишу тараддуди шаҳри калони пойтахт, набзи пурхурӯши ҳаёт ва таносуби он, тарзи ҳамеша муқарраршудаи бо мароми оилаи калон қиёс карда мешавад. Дар назари аввал чунин менамояд, ки ташвишу тараддуди мардум берун аз воқеаҳои пурталотум аст. Вале дар ин ҷаҳон аз бахти оддии инсонӣ дида чизи олию пурқимматтаре ҳаст, ки кас ҳаёташро фидо мекунад, — собит менамоянд офарандагони кадрҳои филм.

Филмномаро В. Максименков иншо карда, А. Бақоев оҳанг сохтааст. Вақте ки филм тайёр шуд, онро сомеи курсҳои олии иншогарони фильмномаҳои Донишкадаи олии давлатии кинематография, коргардони кино Толиб Ҳомидов аввалин шуда тамошо кард. Ба гуфти Оқил Ҳомидов бародараш на фақат ҷо ба ҷо кардани тасвири воқеаҳо, балки танзими ҷиҳатҳои бадеиро низ ба зимма гирифта, ҳаммуаллиф низ шуд.

Бо қарори Иттиҳодияи эҷодии «Фильмҳои мустанад», студияи кинои «Тоҷикфилм» бародарон Ҳомидов барои офаридани филми мустанад «Ҳаёт ҳамин аст» ба гирифтани мукофоти Комсомоли ленинии ҷумҳурӣ пешбарӣ шудаанд.

**Т. ДРОНОВА,**
**мухбири ТоҷикТА.**

# Модарам, ягона саробонам!

Дар танҳоиҳо наклам мекунӣ, ки мани ҷигарбандат дар кӯдакӣ агар ташна мемондам чунон гиря мекардам, ки ҳатто ба ҳамсояҳо сахт мерасид.

Бале, модар бо ҳама сахтиҳо маро калон кардӣ, ба воя расонидӣ. Ёд дорам вақте, ки аз дарс меомадам хӯрок тайёрам намудаӣ. Рӯзҳое ҳам буданд, ки аз серкорият наметавонистӣ таоми маро сари вақт бипазӣ, он гоҳ ман қаҳр карда, гоҳе дарро сахт мепӯшидам, гоҳе либосҳоямро ба ҳар сӯ мепартофтам...

Ҳамаи инро дида намехостӣ озорам бидиҳӣ, баръакс сарамро сила мекардӣ, бо навозиши хоса «ана хӯрокат писаракам, бихӯр, зудтар калон шав» — гӯён орзуҳои ниҳониатро гӯё рӯй меовардӣ.

Густохии маро дида баъзан хайрон мешудӣ ва медидам, ки дар ин ҳолатҳо чисон меҳрубонтару меҳрубонтар мешудӣ. Чой меовардӣ, хӯрок мепухтӣ...

Ҳеҷ фаромӯшам намешавад. Рӯзе нон мепухтӣ, аммо дар хона хоҳаронам набуданд. Хоҳиш кардӣ, ки ба оташдон нигарам, то нонҳои часпонидаат наафтанд ва худ барои овардани хамир рафтӣ. Дар ин муддат ноне ба рӯи алав уфтод. Ҳарчанд кӯшиш кардам онро аз рӯи оташ бигирам, натавонистам. Тафсон буд танӯр. Ана ҳамон рӯз дарк кардам заҳмати туро модар, гарчанд наврас будам, ҳанӯз оламу одамро ба маънои томаш намедонистам. Рафтанд акнун он ҳама даври беақлию нодониҳо. Ҳоло ман қаҳр намекунам. Худам хӯрок мепазам, хона мерӯбам, об меорам.

Баъди як соли хониш дар донишгоҳ даъватномаи ҳарбӣ гирифтам. Тую падарам маро то шаҳр гуселонидед. «Сиҳату саломат раву бо рӯи сурху сари баланд баргард. Ӯҳдабароёна хизмат кун» — гӯён насиҳату дуо мекардед.

Насиба будааст, маро ба Афғонистон бурданд. Ягона тоҷик будам, дар байни ҳамхизматҳо. Дар хоки афғон тоҷикон мушкилкушои мушкилотҳо буданд. Ҷои хизматамро ба ту наменавиштам. Намехостам, ки ту ба ғаму андӯҳ гирифтор бошӣ.

Дар ҳар рӯзи мудҳиш пеши назарам симои ту намоён мешуд. Худо накунад ба ягон ... дучор шавам, ҳоли ту чӣ мешуда бошад, гуфта аз худ суол мекардам.

Ёд дорам дар муҳорибае нохост овози мама-а-а-ро шунидам, ки он нолаи ҷонкоҳ маро аз оташкушой боздошт ва дарҳол ба он сӯй тохтам. Нигоҳ кунам як рафиқи украинам дар хоку хун оғӯшта мехобид. Тири душмани қаттол синаашро сӯрох кардааст. Вай, аллакай намеҷунбид...

Вақто, ки ӯро ба паногоҳе бурданӣ шудам варақае аз ҷайбаш уфтод, ки сатрҳои онро соате чанд пеш навишта буд.

«Салом модари азизам!

Пеш аз ҳама, саломатиатро мепурсам. Маро пурсиҳ нағз. Алҳол, ҷоям бехавф модарҷон. Парешон нашав, ҳамааш мегузарад. Насиб бошад, ду моҳи дигар монд. Ман, албатта бармегардаму боз хониши худро дар техникум давом медиҳам.

Модарҷон, тез-тез ба ман нома навишта ист. Аз ҳаёти бобон деҳотиям низ дарак бидеҳ. Хайр, то боздид.

Ба Гуляи ман салом гӯй!

Мебӯсамат аз дур модарҷон!

Игори ту!»

Чӣ рӯзҳои сахте дошт Афғонистон. Яке бедасту, дигаре бепой, нафаре кар, ҷароҳишуда, нимтана, нотоб бармегаштанд. Ёд дорам, ки ҳама вақти захмӣ шудан калимаи муқаддаси модар—очаҷонро ба забон меоварданд...

Шукри дуоҳои ту модари ҷон, шукри тақдир, ки ман саломат баргаштам. Ба хона омадаму ту модарҷон пешвозам гирифтӣ. Ту мегиристӣ. Аз чашмонат ҳам ашки шодӣ ҷорӣ мешуду ҳам ашки ғам. Лек ман намедонистам, ки падарам бемор аст. Вай дар бистари маризӣ маро пешвоз гирифт. Чӣ орзуҳо дар дил дошт падари азизам. Мехост хезаду меҳмонҳоро гуселонад, аммо афсӯс наметавонист. Аз алам мегирист, ту мегиристӣ, ман мегиристам, ҳама мегиристем.

Чанде гузашту падарҷонам...

Тақдир будааст. Акнун ин туӣ ягона саробони ман модар!

**Уктамҷон РАҲМАТОВ,**
**донишҷӯи соли дуввуми факультети филологияи тоҷикии ДДТ.**

Китоб ва хонанда

# Хештан бишнос!

**«Дарси хештаншиносӣ», нашриёти «Ирфон», соли 1989, 271 саҳифа, Нархаш 60 тин.**

Даврони инқилобӣ ва пуршӯр—бозсозӣ барои мардуми шарифи тоҷик мояи қимматбаҳоеро тақдим кард. Ин худшиносӣ, худшиносии миллист, ки асрҳо чун ганҷи нокушода дар қалби ҳазорон равшанфикрон ниҳон буд ва аксаран онҳо ин ганҷро бо худ ба гӯр мебурданд.

Тоҷик дар оинаи таърих бидид, ки аслу насаби ӯ аз саккоиҳои ориёист. Ҳамон саккоиҳое, ки пасон аз онҳо дар натиҷаи ба зиндагии муқимӣ гузаштан бохтариёву суғдӣ, портиву хоразмӣ ва парғониён бар арсаи вуҷуд омаданд ва панҷ кати бузургро ташкил доданд. Аз ҳамин панҷ кати бузург дар асрҳои III ва II пеш аз мелод тоҷик ба дунё омад. Дар асри VIII ва IX мелодӣ тоҷик ҳамчун халқи миллат, миллати соҳибқалам ва соҳибҳудуд зуҳур кард. Ҳамон чор шарти миллат маҳз дар аҳди давлати тоҷикии Тоҳириён дар Хуросон рух гирифт. Дар даврони Сомониён ба авҷаш расид. Ин афсонаи танҳо дар аввали асри XX ба миллат табдилёбии тоҷиконро рафъ сохт. Зеро миллати тоҷик баъди Инқилоби Октябрь аз нав эҳё шуд. Қувват гирифт. Анъанаи 1200 солааш зинда шуд. Дар бораи мустақилияти забони тоҷикӣ, хешии он ба форсии имрӯз, як будани сарчашмаҳои онҳо, вале бо торҳои нозук фарқ доштанашон, мақола ва гуфтаҳои бисёре зикр шуданд.

Маҷмӯа аз мақолаи ҷолиби олими варзидаи тоҷик, фарзанди Садри Зиё — Муҳаммадҷон Шукуров «Забони миллӣ ғамхории махсус хоҳон аст» оғоз мешавад. Муаллиф бо забони фаҳмо, содда ва ширини тоҷикӣ дар бораи таърихи тараққиёти забон, рушду камолоти он ва зиёиёни тоҷик дар солҳои сиюм, пеш аз ҷанг ва баъди ҷанг сухан меронад. Муаллиф тамоюлҳои мухталиферо дар бобати инкишофи забони тоҷикӣ, имкониятҳои забон дар бобати аз ҳисоби калимаҳои классикӣ бой шудани онро ба миён овардааст. Дар навбати худ изтироби олими варзида дар бобати ҳолати вазнини забони тоҷикӣ буда ба забони модарӣ чандон хуб ҳарф назадани баъзе зиёиён, олимон ӯро ба ташвиш меорад. Ин бесабаб нест.

Як хусусиятҳои хоси маҷмӯаи «Дарси хештаншиносӣ» дар он аст, ки мақолаҳои он дар матбуот чоп шуда, асоси муқтадири илмӣ ва ҳаётӣ доранд. Мақолаҳои хело хубу сараи шоири шинохта Лоиқ Шералӣ «Шиносномаи миллат», Абдулқодир Муҳиддинов: «Мардуми шаҳр ва атрофи Бухоро тоҷиканд ё ӯзбак?», Мирбобо Мирраҳим «То ба кай об аз таги ях меравад?», Гулрухсор «Як рӯзи худшиносӣ» ва бисёр дигар аз қабили навиштаҳоеанд, ки дар рӯҳияи баланди бозсозӣ ва кушодани проблемаҳои ҷойдошта навишта шудаанд. Мақолаи хело ҷолиби академик Акбар Турсунов «Оё метавон ба об надаромада шиноварӣ омӯхт?» касро ба андеша водор месозад. Муаллиф зимни сохтмони миллӣ дар мамлакат сухан ронда, диққати хонандаро ба он ҷалб менамояд, ки дар ин ҷабҳа саҳву хатоҳое сар заданд, ки он на ба як-ду кас, балки ба халқҳои бутун зарар оварданд. Дар бобати муносибати миллатҳо чунин равияҳое, ба амал омаданд, ки он **«дур шудан аз шоҳроҳи сохтмони миллию давлатии муайянна-мудаи Ленин буд»**. Муаллиф пиромуни масъалаҳои иқтисоди ҷумҳурӣ, роҳҳои сабуктар намудани меҳнати мардум низ сухан меронад.

Дар маҷмӯа ду мақолаи хеле ҷолиб — «Маънои тоҷик»-и журналисти бомаҳорат Мӯҳсин Умарзода ва «Сарбанд»-и Отахон Латифӣ ҷой дода шудааст. Мақолаҳо публицистӣ-проблемавӣ буда, масъалаҳои умда ва ҷолиберо ба майдон мебароранд. Мӯҳсин Умарзода бо далелҳои саҳеҳ ва аниқи таърихӣ маънии тоҷик, аслу насаб ва баромади онро кушодааст. Як зумра олимон ва нависандагон дар бобати баромади тоҷикон ақидаи ғалат ва сатҳӣ доштанд. Ин ғалат гоҳе ба пантуркизм, гоҳе ба панэронизм ва гоҳе ба панисломизм омезиш меёфт. Ҳатто идеяи ба арабҳо мансуб додани тоҷикон ва бархе аз зиёиёни он низ ба миён омада буд. Муаллиф пурра исбот намудааст, ки тоҷикон аҳолии бумӣ, аслии Варзрӯд ва Хуросон буда, асли баромадашон низ аз ҳамин ду марз аст, ки дар гузашта Суғду Бохтар ва Порту Хоразмаш мегуфтанд. Бо форсҳо бошад, тоҷикон ҳамреша буда, бародарзодаанд. Вале майдони инкишоф ва нумӯи эшон гуногун мебошад. Дар мақола инчунин ватани аслии забони дарӣ будани Мовароуннаҳр ва Хуросон зикр шудааст. Баъдҳо аз забони дарӣ ду шохаи калон сарсабз мешавад, ки яке тоҷикӣ ва дигар форсист.

Баробари баланд шудани худшиносии миллӣ ва фаҳмиши илмии он муҳаббати ҳар яки мо нисбат ба обу замин, ба боигарии кишвар беш мегардад. Инро хонандагон метавонанд аз мақолаи проблемавии журналисти бомаҳорати тоҷик Отахон Латифӣ — «Сарбанд» дарк бисозанд. Отахон Латифӣ аз зумраи он қаламкашонест, ки мавзӯро хело хуб омӯхта, онро ба шакли шинам даровардa, сипас ба хонанда медиҳад. Ин хислати ибратбахшест барои ҳар як журналист. «Сарбанд» бешубҳа қуллаи баланди масъалагузории муаллиф оид иншооти обу барқии Роғун мебошад. «Сарбанд» дар рӯзномаи «Правда» чоп шуда, мавриди суханрониҳои зиёде гардид. Фоидаи ин мақола барои халқи мо ниҳоятдараҷа калон буд. Аз он ки мо худро дар бобати иқтисод ба қадре ҳам бошад, шинохтем.

Дар маҷмӯа, инчунин, чанд мақолаву очеркҳои муҳими таърихиву илмӣ оид худшиносии миллӣ ҷой гирифтаанд.

Аминем, ки тартиб додани чунин маҷмӯаҳои сарҷамъӣ дар оянда низ ба нақша гирифта мешаванд. Адади нашри маҷмӯа 30 ҳазор аст. Аммо агар ба талаботи имрӯзи китоби тоҷикӣ, алалхусус чунин китобҳои лозимӣ нигарем, ин ҳеҷ аст. Зеро адади нашрро аз рӯи талаботи на ҷумҳурии худамон, балки талаботи тоҷикони Ӯзбекистон, Қазоқистон, Қирғизистон ва Туркманистон низ ташкил кардан лозим меояд. Зеро мардуми тоҷик чӣ дар дохил ва чӣ дар хориҷа муштоқи китобҳо ба забони модариашон ҳастанд.

**Раҳмат ЗАЙДУЛЛО,**
**журналист.**

## Муваффақияти деҳқонон

Ноҳияи Ленин. 2 апрель (Мухбири ТоҷикТА). Коллективҳои махсуси колхози «Победа» майдони зироатҳои хӯроки чорворо қариб 50 гектар васеъ намуданд. Онҳо дар ҳама ҷо кишти алафро анҷом доданд. Алафзор аз ҳисоби кам кардани майдони пахта васеъ карда шуд.

Аъзоёни коллективҳои иҷоракор, ки тамоми замини обӣ дар ихтиёрашон гузошта шудааст, давра ба давра кор мекарданд. Онҳо аввал лаблабу, баъд юнучқа коштанд. Ба қарибӣ кишти ҷуворимакка сар мешавад.

— Васеъ намудани замини зироатҳои хӯроки чорво, — мегӯяд сариқтисодчии колхоз А. Қодиров, — ба хоҷагӣ имкон медиҳад, ки чорводориро дуруст ба роҳ монад. То вақтҳои охир мо ба қадри кофӣ ем надоштем. Акнун корро таври дигар ба роҳ мондем. Мувофиқи ҳисоботи пешакии мутахассисон то охири сол аз 623 гектар метавон бештар аз 8 ҳазор тонна ем, аз ҷумла, 3 ҳазор тонна силос, 1530 тонна лаблабу, бештар аз ду ҳазор тонна бедаю коҳ ба даст оварад. Ин кифоят мекунад, ки ҳамаи се фермаи чорводории колхоз бо ему хошок таъмин гардад.

Деҳқонони хоҷагиҳои дар водӣ будаи ноҳия кишти зироатҳои хӯроки чорворо дар замини лалмӣ ва обӣ аслан анҷом доданд. Дар кӯҳистон бошад, кишти алаф ба охир расидааст. Ҳоло юнучқа кошта мешавад. Ҳосили зироатҳои хӯроки чорво имкон медиҳад, ки талаботи чорводории ҷамъиятӣ ба ем конеъ гардонда шавад.

# ҶАВОНМАРД БОШЕМ

Дар комиссариати ҳарбии ҷумҳурӣ бо Лускос Васловас вохӯрдам, ки дар фермаи колхози «Бартиненкай» кор мекунад ва дар деҳаи Шелбаляй умр ба сар мебарад. Ӯ бародарзодааш — аскари қаторӣ Аудрюс Скринскасро, ки аз қисми ҳарбӣ худсарона фирор кардааст, аз он ҷо овард. Акнун ӯро шахсан ба ҷои хизматаш мебарад.

Ҳар сеи мо муддати мадиде суҳбат кардем. Маълум шуд, ки ин ҷавонмард бо таъсири воқеаҳои сиёсии ҷумҳурӣ хато карда, акнун пушаймон шудааст. Хешу таборони наздиктарини аскар — модараш, падарандараш, амакаш — фаъолона кӯмак карданд, ки вай боз ба сафи лашкар баргардад.

Вильнюс.

**М. ЗАХАРЧУК,**
**хабарнигори махсуси ТАСС.**

**ШАРҲИ МУОВИНИ КОМИССАРИ ҲАРБИИ ҶШС ЛИТВА ПОДПОЛКОВНИК Н. РОГАЧЁВ:**

— Рӯзҳои охир волидайни 20 сарбози фирорӣ ба назди мо омаданд. Имрӯз пагоҳӣ ҳам чор нафари онҳоро қабул кардам. Номҳояшонро намегӯям. Аввалан, барои он, ки ризоияташонро напурсидаам. Сониян, аниқ медонам, ки баъзе гражданинҳо четавонанд дучори фишори муайян ва хеле сахти он қувваҳои ҷумҳурӣ гарданд, ки бинобар қонунҳои ИҶШС аз тамоми вазъи ихтилофнок истифода мебаранд. Зеро ҷудоихоҳон қасдан чунин ихтилофотро бармеангезанд. Онҳо аз армия гурехтани ҷавононро дастгирӣ мекунанд. Ҷавононро тарғиб менамоянд, ки ба даъвати баҳорӣ эътибор надиҳанд.

Волидайне, ки писаронашонро ба хизмати ҳарбӣ бармегардонанд, чиҳо мегӯянд? Пеш аз ҳама, изҳори таассуф мекунанд, ки ҷавононро сари вақт аз ин рафтори хавфнокашон пешгирӣ карда натавонистаанд. Аз он сиёсатмадороне шикоят мекунанд, ки ҷанговарони литовиро зидди яке аз қонунҳои асосии ИҶШС — «Дар бораи вазифаи умумии ҳарбӣ» барангехтаанд. Бисёр волидайн ва худи писарони онҳо низ саволе медиҳанд, ки оё одамоне, ки ба вайрон кардани қонунҳои мавҷуда бевосита ва ё бавосита кӯмак мекунанд, давлати мустақили ҳуқуқӣ сохта метавонанд? Дар баробари ин, бояд бигӯям, ки аксарияти литовиҳо қонунро эҳтиром мекунанд. Вазъи ҷумҳурӣ ҳақиқатан ҳам хеле мураккаб аст. Ҳанӯз даҳҳо нафар фирориён нагуфтаанд, ки хатои худро ихтиёран ислоҳ мекунанд.

Дина падари аскаре ба наздам омад, ки дар куҷо будани писарашро намедонад. Ӯ аз қисми ҳарбӣ худсарона рафту ба хонааш наомад, ки командир тавассути телеграмма аз ин хусус ба волидайнаш хабар дод. Падараш ба комиссияи оид ба корҳои хизмати ҳарбии ҷавонони назди Шӯрои Олии Литва муроҷиат кард. Ба ӯ ҷавоб доданд, ки аз хусуси писари шумо дарак надорем. Чӣ бояд кард?

Ё, ки воқеаи дигаре. Литовиҳо, одатан, ҷанговарони хеле хубанд. Бисёрии онҳо барои меҳнати поквиҷдононаи худ сазовори рухсатии кӯтоҳмуддат шуданд. Ҷудоихоҳон баъди ба ватан омадани мураххасиён баъзеи онҳоро ба тарафи худ мекашиданд. Ҷавонон, ана ҳамин тавр ба қисмҳо барнамегарданд.

Дар хотима мехоҳам ҷанговарони литовиро даъват намоям, ки ҷавонмард бошанд. Агар хатое карда бошанд, онро бояд фавран ислоҳ кунанд. Ҳар роҳи дигар роҳи ҷинояткорона аст. Қонун имрӯз набошад, фардо ба мавқеи иҷро мерасаду оқибати он барои тақдири ҷавонон метавонад фоҷиаи зиёде дошта бошад.

**ТАСС.**



Дар клуби шоҳмоту шашкаи Душанбе чанде пеш мусобиқаи XXV умумиҷумҳурии донишҷӯён доир ба шоҳмот шуда гузашт. Дар он командаи донишҷӯён аз Душанбе, Кӯлоб, Қӯрғонтеппа ва муҳассилини хорҷии дигар мактабҳои олии ҷумҳурӣ дона ронданд.

ДАР АКС: лаҳзае аз шоҳмотбозии донишҷӯёни Донишкадаи омӯзгории Кӯлоб ва ...

## Дар шумораи имрӯзаи «Комсомолец Таджикистана»

Муроҷиатномаи Президенти ИҶШС ба халқи ҶШС Литва.
Номаи Президенти ИҶШС ба Шӯрои Олии ИҶШС.
Ҳисоботи КМ ИЛКҶУ ба Анҷумани XXI комсомол.
Лоиҳаи Оинномаи ИЛКҶУ.
Мақсади барномавии ИЛКҶУ.
Вакилони Анҷумани XXI ИЛКҶУ.
Демократияро меомӯзем.
Дар кумитаи оид ба корҳои ҷавонон
Объектив.
«Варзишгоҳ»-и «КТ».
Ҳикояи ҳаҷвӣ.

**Муҳаррир Т. НИГОРОВА.**

# Хона ба ветеранҳо

Районе КУЙБЫШЕВ. (Мухбири ТоҷикТА М. Султонов). Ду оилаи ветеранҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ аз колхози ба номи Киров бенавбат хона гирифт.

Ҳайати мудираи колхоз бо маблағи худ барои ... хона сохт.

ТВ Душанбе

... қирдӣ».
22.00 Ахбор.
22.20 Мувофиқи хоҳиши тамошобинон. Фильми бадеии телевизионии «Ҷӯра — шикорчӣ аз ...

Насиба будааст, маро ба Афғонистон бурданд. Ягона тоҷик будам, дар байни ҳамхизматҳо. Дар хоки афғон тоҷикон мушкилкушои мушкилотҳо буданд. Ҷои хизматамро ба ту наменавиштам. Намехостам, ки ту ба ғаму андӯҳ гирифтор бошӣ.

Дар ҳар рӯзи мудҳиш пеши назарам симои ту намоён мешуд. Худо накарда ба ягон ҳодиса дучор шавам, ҳоли ту

...вонист. Аз алам мегирист, ту мегиристӣ, ман мегиристам, ҳама мегиристем.

Чанде гузашту падарҷонам...

Тақдир будааст. Акнун ин тӯй ягона саробони ман модар!

**Ӯктамҷон РАҲМАТОВ,**
**донишҷӯи соли дуввуми факультети филологияи тоҷики ДДТ.**

## Хона ба ветеранҳо

Районы КУЙБЫШЕВ. (Мухбири ТоҷикТА М. Султонов). Ду оилаи ветеранҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ аз колхози ба номи Киров бенавбат хона гирифт.

Ҳайати мудирони колхоз бо маблағи худ барои онҳо хона сохт.

— Бо манзил таъмин намудани ветеранҳо қисми муҳими барномаи «Ғамхорӣ» мебошад, ки ҳайати мудира ва депутатҳои Шӯрои қишлоқ тартиб додаанд, — мегӯяд раиси колхоз С. Шоҳонов. — Мо ният дорем то охири сол боз шароити зиндагии 15 оилаи ветеранҳои ҷанг ва аскарони интернасионалистро беҳтар созем.

Колхоз ба ветеранҳо роҳхатҳои бепули истироҳат дода, нафақаи онҳоро зиёд мекунад. Онҳо ҳамчунин дар мавриди истифодаи қувваи барқ ва сӯзишворӣ аз имтиёзҳо бархӯрдор мегарданд.



Дар клуби шоҳмоту шашкаи Душанбе чанде пеш мусобиқаи XXV умумиҷумҳурии донишҷӯён доир ба шоҳмот шуда гузашт. Дар он командаи донишҷӯён аз Душанбе, Кӯлоб, Қӯрғонтеппа ва муҳассилини хориҷии дигар мактабҳои олии ҷумҳурӣ дона рониданд.

ДАР АКС: лаҳзае аз шоҳмотбозии донишҷӯёни Донишкадаи омӯзгории Кӯлоб ва Донишкадаи кишоварзии Тоҷикистон.

Аксбардор
Ю. МАШКОВ.
(ТоҷикТА).

Дар шумораи имрӯза
«Комсомолец Таджикистана»

Муроҷиатномаи Президенти ИҶШС ба халқи ҶШС Литва.
Номаи Президенти ИҶШС ба Шӯрои Олии ИҶШС.
Ҳисоботи КМ ИЛКҶУ ба Анҷумани XX1 комсомол.
Лоиҳаи Оинномаи ИЛКҶУ.
Мақсади барномавии ИЛКҶУ.
Вакилони Анҷумани XX1 ИЛКҶУ.
Демократияро меомӯзем.
Дар кумитаи оид ба корҳои ҷавонон
Объектив.
«Варзишгоҳ»-и «КТ».
Ҳикояи хаҷвӣ.

ТАСС.

**Муҳаррир Т. НИГОРОВА.**

# Рӯзгори донишҷӯёни хориҷӣ

**Имрӯзҳо дар омӯзишгоҳҳову донишгоҳ ва донишкадаҳои ҷумҳуриятамон зиёда аз 100 нафар муҳассилини кишварҳои хориҷӣ кору таҳсил мекунанд. Қисми зиёди онҳо, қариб 650 нафарро Донишкадаи тиббии пойтахт ва Донишгоҳи давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин дар бар гирифтааст. Дар донишкадаву донишгоҳи номбурда намояндагони 18 мамлакати ҷаҳон аз қабили Ҳиндустон, Бангладеш, Покистон, Яман, Сурия, Судон, Перу, Конго, Олмон, Булғория ва ғайра машғули таҳсиланд.**

Мо барои шинос шудан бо кору таҳсил ва шароити зисту зиндагонии онҳо ба Донишкадаи тиббии Тоҷикистон ба номи Абуалӣ ибни Сино ташриф овардем ва бо чанде аз муҳассилин дар бобӣ таҳсил, зиндагӣ ва муносибати онҳо бо тоҷикон ва умуман атрофиён ҳамсӯҳбат шудем.

**Фарида, донишҷӯи соли 6, аз Афғонистон:**

— Бояд ҳаминро қайд кунам, ки шароити таҳсил дар Донишкада хеле хуб аст. Муаллимон ба шогирдон ғамхорона муносибат мекунанд, вале нисбат ба таҳсил сахтгиранд. Ин, албатта, вазифаи аввали устод нисбат ба шогирд аст. Лекин шароити хобгоҳ он қадар хуб нест. Гоҳо об нест, гоҳи дигар барқ, ҳоло бошад, каме беҳтар аст. Дар байни тоҷикон дугонаҳои зиёде дорам. Бо онҳо ба меҳмонӣ меравем.

**Ҳаниф, муҳассили соли 4, риштаи тиббии атфол, Афғонистон:**

— Тоҷикон ва мо ин худ якем, як таърихy як анъанаву як маданият дорем. Мардуми Тоҷикистон бисёр меҳмондӯст ва пурбаҳоянд. Ман хурсандам, ки дар ин ҷо таҳсил мекунам.

Барои хубтар донистани проблемаҳои ҳалталаби муҳассилин ва инчунин ҳалли онҳо аз тарафи маъмурияти донишкада бо **декани муҳассилини хориҷӣ Ҳамроқул Ҳоҷиев** ҳамсӯҳбат шудем.

— Дар Донишкадаи тиббии Тоҷикистон 322 нафар донишҷӯ аз мамолики хориҷ таҳсил мекунанд, — гуфт ӯ. — Вазъи таҳсил аз дигар донишкадаҳо, ки он ҷо муҳассилини хориҷӣ таълим мегиранд, фарқе надорад. Барои онҳо китобхона, ҷой гузаронидани ҳар гуна машғулиятҳо, ҷои истироҳат ва ғайра мавҷуд аст. Рӯзҳои истироҳат онҳо ба дараи Варзоб, Ромит ва дигар маҳалҳои гирду атроф ба тамошо мебароянд. Дар қаҳвахонаҳои ҷавонон барои онҳо шабнишиниҳои гуногун гузаронида мешавад... Ҳамагӣ се сол пеш хобгоҳи нави 9-ошёнаро дар кӯчаи Сино ба истифода додем, ки ғайр аз донишҷӯёни курси тайёрӣ, дигарон дар он ҷо зиндагӣ мекунанд. Шикояти муҳассилин аз набудани обу қувваи барқ дуруст аст. Зеро бо айби сохтмончиён нақшаи бино нодуруст ба амал бароварда шуда буд: хати барқ ва қубурҳои обро якҷоя гузаронида буданд. Ин гоҳо ба набудани обу гоҳи дигар ба набудани қувваи барқ сабаб мешуд. Акнун онҳоро ҷудо кардем, ҳозир ҳамааш нағз, шикоят низ нест.

Зимни сӯҳбат бо донишҷӯёни Донишгоҳи давлатии Тоҷикистон мо бо кору таҳсил ва шароити зиндагонии онҳо аз наздик шинос шудем. Вақте ки ба хобгоҳи рақами 4-и донишгоҳи мазкур ташриф овардем, аксар муҳассилини хориҷӣ он ҷо буданд. Мо ба хонае даромадем, ки он ҷо таҷрибаомӯзони олмонӣ зиндагӣ мекарданд. Дар сӯҳбате ки он ҷо ба вуқӯъ пайваст, инчунин муҳассили афғон Холиқдод, араб Ҷалил Алӣ Ҳасан ва конгой Мудел Силве ҳамроҳ шуданд. Вақте ки мо аз кору таҳсил вазъи зиндагӣ ва чӣ тавр гузаронидани рӯзҳои истироҳаташон пурсон шудем, онҳо чунин иброз доштанд.

**Маркус ПОТЦЕМ, таҷрибаомӯзи риштаи забонҳои Шарқ, аз ҶДО:**

— Қаблан бояд гуфт ки мо аз Олмони Шарқӣ. Ин ҷо аз моҳи октябр то моҳи апрел сабақ мегирем. Метавон гуфт, ки таҳсили мо дар донишгоҳ хуб мегузарад, устодон хеле хубанд. Мо ба забони форсӣ мехонем. Хобгоҳе, ки мо ҳозир дар он зиндагӣ мекунем, аз хобгоҳҳои дигар хубтар аст. Ман дар хобгоҳи донишкадаи омӯзгорӣ ва дигар хобгоҳҳои пойтахт рафта ба ин бовар ҳосил кардам. Мо бо муҳассилини Ҳиндустон, Афғонистон, Африқо ва махсусан Тоҷикистон ошно ҳастем. Дар ин муддат мо бо забони тоҷикӣ ва урфу одатҳои мардуми шумо шинос гашта, дар тӯи арӯсӣ ва ҷашнҳои миллӣ иштирок кардем.

**Матти ЦИНС, таҷрибаомӯзи риштаи забонҳои Шарқ:**

— Ман ҳам яке аз донишҷӯёни олмонӣ ҳастам, ки ин ҷо таҷрибаомӯзӣ омадам. Ман гумон мекунам, дар ин хобгоҳ ҳама чизро беҳтар кардан мумкин буд, агар ҳар кас як каме ба он диққат медод. Масалан, аз табақоти дуюму сеюм донишҷӯён чизҳои кӯҳна ва ҳар гуна коғазпораҳоро аз тиреза ба берун мепартоянд, ки ин барои он хонуме ки он ҷоро покиза мекунад, ташвиши зиёде меорад.

**Мудел Силве, муҳассил: риштаи иқтисодӣ, аз Конго:**

— Ман бояд дар аввал аз таҳсил сухан кунам, зеро он кори асосӣ аст ва мо ҳам бо ҳамин мақсад ба Иттиҳоди Шӯравӣ омадем. Дар рафти таҳсил, албатта, душвориҳо зиёданд. Ин пеш аз ҳама аз хуб надонистани забоне, ки мо бо он таҳсил мекунем. Дар навиштани лекция душворӣ мекашем. Вале дар дарс устодоне кӯмаки худро аз мо дареғ намедоранд. Мо низ кӯшиш мекунем, ки бо онҳо ҳамеша сару кор дошта бошем. Моро бештар муносибати ҷавонон ба ҳайрат меорад. Дар кӯчаву бозор ва дигар ҷойҳо ба мо тамасхуромез менигаранд. Дар рӯзҳои истироҳат лозим меояд, ки вақти холии худро дар хобгоҳ гузаронем.

**Муҳассили курси тайёрӣ Ҷалил Алӣ Ҳасан аз Арабистон** бо таассуф нақл кард, ки боре дар кӯча бо як гурӯҳ ҷавонони тоҷик рӯ ба рӯ омада, дучори таҳқири онҳо гардидааст. Онҳо либос ва пойафзоли рафиқи Ҷалилро рабуда ӯро лат кардаанд.

Шунидани ин суханон аз забони муҳассилини хориҷӣ моро дар вазъияти ногувор монд. Онҳо бо мақсади таҳсил ва барои шинос шудан бо кору зиндагӣ, урфу одат ва анъаноти миллии мо ба ин ҷо меоянд, баъди чунин корҳои ношоям дар ҳаққи худ бо чӣ гуна таассурот бармегарданд? Дар ин бора он ҷавонон боре ҳам андеша кардаанд?

Агар муносибати баъзе ашхосро нисбат ба муҳассилини хориҷӣ ба назар нагирем, метавон гуфт, ки кору таҳсил ва шароити зисту зиндагонии онҳо дар сатҳи хуб аст. Инро сӯҳбати мо бо **декани муҳассилини хориҷии Донишгоҳи давлатии Тоҷикистон ба ба номи В. И. Ленин Замоналӣ Қурбонов** тасдиқ мекунад.

— Муҳассилини хориҷӣ дар 12 риштаи донишгоҳ аз рӯи 19 ихтисос таҳсил менамоянд. Қисми зиёди онҳо аз ҷумҳурии Афғонистон, Лаос ва Мисри Араб мебошанд, ки ҷои таҳсилро шаҳри Душанбе интихоб кардаанд. Муносибат дар байни муҳассилини хориҷӣ ва таҳҷой бисёр дӯстона ва хайрхоҳона аст. Кулли муҳассилини хориҷӣ дар байни муҳассилини шӯравӣ ва аҳолии таҳҷой дӯсту рафиқони наздик доранд, ки онҳо ба тӯй ва дигар маъракаҳои хурсандӣ рафиқони худро даъват мекунанд. Дар соли хониши равон як гурӯҳ муҳассилини хориҷӣ ба вилояти Кӯлоб, Ленинобод ва Самарқанд сафар карда, ба урфу одат ва расму оини онҳо шинос гаштанд. Дар таътили зимистона онҳо ба шаҳрҳои Одесса, Киев, Алмаато ва Кишинёв сафар карда, бо таассуроти зиёд баргаштанд. Мо аз номи деканат ва муҳассилин ба бюрои туристии «Спутник» ташаккур мегӯем. Талабот дар таҳсил аз донишҷӯёни хориҷиву шӯравӣ як хел аст. Онҳое ки тартиботи ҷамъиятиро вайрон мекунанд, аз тарафи маъмурияти донишгоҳ ба ҷавобгарӣ кашида мешаванд. Агар вайронкорӣ ҷиддӣ бошад, муҳассил аз донишгоҳ хориҷ карда мешавад. Шахсоне ки аз дарсҳо бесабаб ғайб мезананд, моҳонаашон ба 50 фисад кам карда мешавад...

Аз рафти сӯҳбати мо маълум шуд, ки ҳамаи қарору талаботҳое, ки барои донишҷӯён муайян карда шудааст, новобаста аз миллату халқият ва аз куҷо будан, барои ҳама як хел аст. Барои боз ҳам беҳтар шудани шароити зисту таҳсили муҳассилин аз тарафи роҳбарияти донишгоҳу донишкадаҳо ғамхорӣ зоҳир карда мешавад. Боварӣ дорем, ки дар оянда низ байни муҳассилини хориҷиву шӯравӣ ва алалхусус тоҷик робитаи дӯстӣ боз ҳам пурқувват мегардад.

Ҷалолиддин
**САДРИДДИНОВ.**

ТВ Душанбе

**4 АПРЕЛЬ**

10.00 Ахбор.
10.25 Фильми мустанади «Қадри нон».
10.40 Студияи «Дониш». Дарси адабиёти тоҷик барои хонандагони синфҳои 11.
11.25 Фильми бадеии телевизионии «Ҷӯра—шикорчӣ аз Минархар». Серияи 2.
18.00 «Бо мо бисоз, худ бисоз».
18.40 Фильми тасвирии «Сангпуштҳо».
18.50 «Видеорулони рақами 303». Намоиш барои ҷавонон.
19.30 Новости.
19.50 «Ҳаёти деҳот». Ноҳияи Колхозобод.
20.30 ВРЕМЯ.
21.00 «Ганҷина». Ансамбли этнографии филармонияи давлатии Тоҷикистон ба номи Рӯдакӣ.
21.45 Кинолавҳаи «Асали бошқирдӣ».
22.00 Ахбор.
22.20 Мувофиқи хоҳиши тамошобинон. Фильми бадеии телевизионии «Ҷӯра — шикорчӣ аз Минархар». Серияи 3.

**5 АПРЕЛЬ**

10.00 Ахбор.
10.25 Фильм-концерти «Сайри мусиқӣ дар Қароқалпоқ».
11.00 Фильми бадеии телевизионии «Ҷӯра — шикорчӣ аз Минархар». Серияи 3.
17.00 Чемпионати ИҶШС оид ба футбол. «Помир» — «Динамо» (Минск). Намоиш аз варзишгоҳи ҷумҳурии ба номи Фрунзе. Ҳангоми танаффус ва дар хотима филмҳои мустанад.
18.55 Концерт барои бачаҳо.
19.30 Новости.
19.50 Кинолавҳа.
20.00 «Базморо». Анора Ниёзова мерақсад.
20.30 ВРЕМЯ.
21.00 «Оҳанги зиндагӣ». Намоиши публицистӣ (такрор аз 16 март).
22.00 Ахбор.
22.30 Мувофиқи хоҳиши тамошобинон. Фильми бадеии телевизионии «Ҷӯра — шикорчӣ аз Минархар». Серияи 4.

ТВ Москва

**4 АПРЕЛЬ**

6.00 «120 дақиқа».
8.00 Барномаи фильмҳои тасвирӣ.
8.35 «Салом мусиқӣ».
9.35 «Сухани ҳақам ба дилҳо мерасад». Фильми мустанади телевизионӣ. Серияҳои 1—2.
12.00 ВРЕМЯ.
15.15 Дурдонаҳои мусиқӣ.
16.25 «Телеэко». Маҷалла.
16.55 Як соат барои бачаҳо.
17.55 Реклама.
18.00 ВРЕМЯ.
18.30 Дар коргоҳи рассомӣ.
19.00 «Мазҳакаи қадима». Фильми бадеӣ.
20.30 ВРЕМЯ.
21.00 Мусоҳибаи муҳим.
21.10 Шиносоии телевизионӣ. Артистони халқии ИҶШС Е. Максимова ва В. Васильев.
22.40 И. С. Бах. Асари мусиқӣ.
22.55 «Тарозу».
23.15 ВРЕМЯ.

**5 АПРЕЛЬ**

6.00 «120 дақиқа».
8.05 «Гурбачаи гапнодаро». Фильми тасвирӣ.
8.15 «Мазҳакаи қадима». Фильми бадеӣ.
9.45 Объектив.
10.20 Фестивали VIII байналхалқии барномаҳои телевизионии эҷодиёти халқ «Тиру камон».
10.55 Як соат барои бачаҳо.
11.55 Реклама.
12.00 ВРЕМЯ.
15.15 Фильми мустанади «Рӯзҳои муҳарририи беморхонаи рус».
15.35 Фильмҳои тасвирӣ.
16.00 «Ҳабашистони имрӯза». Барномаи кино.
16.30 «Барои мукофоти маҳфили «Шайбаи тиллоӣ».
17.15 Сӯҳбатҳои фалсафӣ «Тақдири тамаддун».
18.00 ВРЕМЯ.
18.30 «...то шонздаҳсола ва калонсолон».
19.15 «Инсон ва қонун». Видеоканали ҳуқуқӣ.
20.30 ВРЕМЯ.
21.00 Мусоҳибаи муҳим.
21.10 «Чайковскии ман». Вохӯрӣ бо В. Клиберн.
21.45 Олам дар объективи кинокамера.
22.40 «Рақсҳо... рақсҳо... рақсҳо».
23.10 ВРЕМЯ.

**Ҷавонони Тоҷикистон**

Адреси мо: 734025. ш. Душанбе. кӯчаи Свириденко. 66 ТЕЛЕФОНҲО:

«Молодёжь Таджикистана»
На таджикском языке
Индекс 68857

Газета ба тарзи офсет дар матбааи Нашриёти КМ ПК Тоҷикистон (хиёбони «Правда», 16) чоп шудааст.

Қабулгоҳ — 23-33-37, ҷонишини муҳаррир — 23-34-24, котибот — 22-60-27, шӯъбаҳои маънавиёт, мактаб ва донишкадаҳои олӣ, спорт ва ҳарбию ватандӯстӣ — 23-32-17, ҳаёти комсомолӣ, мактубҳо ва корҳои оммавӣ, коргарон ва ҷавонони деҳот — 22-39-71, мухбири суратгир — 24-35-91, мухбирамон дар вилояти Ленинобод — 6-52-45, матбаа — 33-47-65.

КЛ. 00241. 1 2 3 4 5 6 7 8 9 10 11 12 13 14 15 16 17 18 19 20